## СУРАИ “МУҶОДАЛА”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ПАНҶОВУ ҲАШТУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ БИСТУ ДУ ОЯТ


سُورَةُ المُجَادلَة — الجزء الثامن والعشرون

سُورَةُ المُجَادلَة — ترتيبها ٥٨ — آياتها ٢٢

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

قَدۡ سَمِعَ ٱللَّهُ قَوۡلَ ٱلَّتِي تُجَٰدِلُكَ فِي زَوۡجِهَا وَتَشۡتَكِيٓ إِلَى ٱللَّهِ
وَٱللَّهُ يَسۡمَعُ تَحَاوُرَكُمَآۚ إِنَّ ٱللَّهَ سَمِيعُۢ بَصِيرٌ ١ ٱلَّذِينَ يُظَٰهِرُونَ
مِنكُم مِّن نِّسَآئِهِم مَّا هُنَّ أُمَّهَٰتِهِمۡۖ إِنۡ أُمَّهَٰتُهُمۡ إِلَّا ٱلَّٰٓـِٔي
وَلَدۡنَهُمۡۚ وَإِنَّهُمۡ لَيَقُولُونَ مُنكَرٗا مِّنَ ٱلۡقَوۡلِ وَزُورٗاۚ وَإِنَّ
ٱللَّهَ لَعَفُوٌّ غَفُورٞ ٢ وَٱلَّذِينَ يُظَٰهِرُونَ مِن نِّسَآئِهِمۡ ثُمَّ يَعُودُونَ
لِمَا قَالُواْ فَتَحۡرِيرُ رَقَبَةٖ مِّن قَبۡلِ أَن يَتَمَآسَّاۚ ذَٰلِكُمۡ تُوعَظُونَ
بِهِۦۚ وَٱللَّهُ بِمَا تَعۡمَلُونَ خَبِيرٞ ٣ فَمَن لَّمۡ يَجِدۡ فَصِيَامُ شَهۡرَيۡنِ
مُتَتَابِعَيۡنِ مِن قَبۡلِ أَن يَتَمَآسَّاۖ فَمَن لَّمۡ يَسۡتَطِعۡ فَإِطۡعَامُ سِتِّينَ
مِسۡكِينٗاۚ ذَٰلِكَ لِتُؤۡمِنُواْ بِٱللَّهِ وَرَسُولِهِۦۚ وَتِلۡكَ حُدُودُ ٱللَّهِۗ
وَلِلۡكَٰفِرِينَ عَذَابٌ أَلِيمٌ ٤ إِنَّ ٱلَّذِينَ يُحَآدُّونَ ٱللَّهَ وَرَسُولَهُۥ
كُبِتُواْ كَمَا كُبِتَ ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡۚ وَقَدۡ أَنزَلۡنَآ ءَايَٰتِۭ بَيِّنَٰتٖۚ
وَلِلۡكَٰفِرِينَ عَذَابٞ مُّهِينٞ ٥ يَوۡمَ يَبۡعَثُهُمُ ٱللَّهُ جَمِيعٗا فَيُنَبِّئُهُم
بِمَا عَمِلُوٓاْۚ أَحۡصَىٰهُ ٱللَّهُ وَنَسُوهُۚ وَٱللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ شَهِيدٌ ٦

٥٤٢

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

Бо мақсади эҷоди эҳсоси он ки Худованд дар тамоми ҳолат амали бандагонро назорат мекунад, нишон додани илми фарогири илоҳӣ ва бархазар доштан аз мухолифат бо Ӯ.

### Тафсир:

(1) Яқинан Аллоҳ (ч) сухани он зан /**Ҳавлаи духтари Саълаба**/-ро, ки дар бораи шавҳараш /**Авс ибни Сомит вақте бо ҳамсараш зиҳор намуд**/ бо ту радду бадал мекард ва аз кори шавҳараш ба сӯи Аллоҳ (ч) шикоят мебурд, ба пуррагӣ шунид ва Аллоҳ (ч) гуфтугӯи шуморо мешунавад. Ҳеҷ чизе аз Ӯ махфӣ нест. Ҳамоно Аллоҳ (ч) **Шунавандаи** гуфтори бандагон, **Бинандаи** кирдори онҳост.

(2) Касоне аз шумо, ки бо ҳамсаронашон зиҳор[1] карда “**Ту барои ман мисли пушти модарам ҳастӣ**” мегӯянд, дар ин суханашон дурӯғ гуфтаанд. Чунки ҳамсаронашон модаронашон нестанд. Ба дурустӣ ки модаронашон танҳо он занone ҳастанд, ки онҳоро ба дунё овардаанд. Ва ҳамоно эшон бо ин қавлашон сухани ниҳоят зишт ва дурӯғ мегӯянд. Ва албатта, Аллоҳ (ч) Афвкунандаи Омурзанда аст. Барои аз гуноҳи ин сухан пок шуданашон каффораро муқаррар гардонидааст.

(3) Ва касоне, ки бо занонашон **зиҳор** мекунанд, сипас мехоҳанд бо ҳамсарони зиҳорнамудаашон ҳамбистар шаванд, пас бар онҳо қабл аз он ки бо ҳамсаронашон ҳамхоба шаванд, адои каффора бо озодсозии як ғулом фарз аст. Шумо ба иҷрои ҳукми мазкур амр шудаед, то аз он панд бигиред ва аз **зиҳор** худдорӣ намоед. Ва Аллоҳ (ч) аз он чи анҷом медиҳед, Бохабар аст. Ҳеҷ амали шумо аз Ӯ махфӣ нест.

(4) Пас, ҳар ки барои озод сохтан ғулом пайдо накунад, пас дар ин сурат бар вай пеш аз он ки бо ҳамсараш ҳамхоба шавад, ду моҳ паёпай рӯза гирифтан фарз аст. Аммо ҳар ки ду моҳ паёпай рӯза гирифтан натавонад, пас бар ӯ таом додани шаст мискин фарз аст. Мо ин ҳукмро муқаррар гардонидем, то имонатон ба Аллоҳ (ч) ва Паёмбараш афзун гардад ва мутобиқ ба фармудаҳои шариат бештар амал намоед. Ва ин аҳком ҳудуди муқаррарсохтаи Аллоҳ (ч) аст. Ин ҳудудро Ӯ гузоштааст ва шумо набояд онро поймол кунед. Ва барои кофироне, ки ба аҳкому ҳудуди гузоштаи Аллоҳ (ч) кофир мегарданд, азоби дардовар аст.

(5) Ҳамоно касоне, ки бо Аллоҳ (ч) ва Расулаш душманӣ меварзанд, хору расво сохта мешаванд, чунончи умматҳои қабл аз онҳо гузаштаи бо Аллоҳ (ч) ва Расулонаш душманӣ варзида хору расво сохта шуданд. Ва ҳамоно Мо оятҳои равшанро фуруд овардем. Ва барои касоне, ки ба Аллоҳу Расул ва оятҳои Ӯ кофир мегарданд, азоби хорсозанда аст.

(6) Эй бандаи оқил! Рӯзеро ёд кун, ки Аллоҳ (ч) ҳама кофиронро аз қабрашон бармеангезад, пас онҳоро аз амалҳои бади дар дунё анҷом додаашон огоҳ месозад. Аллоҳ (ч) тамоми корашонро ба сурати дақиқ ҳисобида, ҳеҷ чизе аз Ӯ зоеъ нашудааст ва онҳо корҳояшонро аз хотир баровардаанд. Он рӯз ҳар кори худро дар номаи аъмолашон сабтшуда мебинанд. Ва Аллоҳ (ч) бар ҳамаи чиз Гувоҳ аст. Аъмоли бандагон аз Ӯ махфӣ намемонад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ (ч) ба бандагони нотавонаш Меҳрубон буда, дуояшонро мепазирад ва нусраташон медиҳад;

2.Тарзҳои гуногун дар адои каффораи **зиҳор** нишонаи раҳмати Худост. Бандагон аз ин ҳолат ба қадри тавон берун меоянд;

3.Дар хотимаи мавзӯи **зиҳор** зикри кофирон ишора бар он аст, ки ин амал одати аҳли куфр аст. Ба ҳамин муносибат, дар охир баъзе аз аҳволи кофирон низ оварда шуд.

1. Зиҳор аз решаи калимаи “**заҳр**” ба маънои “**монанд сохтани ҳамсар ба пушти модар**” аст. Ин амал яке аз одатҳои даврони ҷоҳилият буд, ки мардон бо ҳамин роҳ занонашонро муаллақ мегузоштанд. Баъди гуфтани ин сухан занон на талоқшуда ҳисоб меёфтанд ва на ҳаққи бо ҳамсаронашон зиндагӣ кардан доштанд. Аммо Ислом ин ҳукмро ботил гардонида, барои барқарорсозии зиндагонии дубора каффораро муқаррар намуд. Аҳкоми муфассали он дар кутуби фиқҳ дарҷ ёфта аст. (**Мутарҷим**)

ألم تر أن الله يعلم ما في السماوات وما في الأرض ما يكون من
نجوى ثلاثة إلا هو رابعهم ولا خمسة إلا هو سادسهم ولا أدنى
من ذلك ولا أكثر إلا هو معهم أين ما كانوا ثم ينبئهم بما
عملوا يوم القيامة إن الله بكل شيء عليم ٧ ألم تر إلى الذين
نهوا عن النجوى ثم يعودون لما نهوا عنه ويتناجون بالإثم
والعدوان ومعصيت الرسول وإذا جاءوك حيوك بما لم يحيك
به الله ويقولون في أنفسهم لولا يعذبنا الله بما نقول حسبهم
جهنم يصلونها فبئس المصير ٨ يا أيها الذين آمنوا إذا
تناجيتم فلا تتناجوا بالإثم والعدوان ومعصيت الرسول
وتناجوا بالبر والتقوى واتقوا الله الذي إليه تحشرون ٩ إنما
النجوى من الشيطان ليحزن الذين آمنوا وليس بضارهم
شيئا إلا بإذن الله وعلى الله فليتوكل المؤمنون ١٠ يا أيها
الذين آمنوا إذا قيل لكم تفسحوا في المجالس فافسحوا يفسح
الله لكم وإذا قيل انشزوا فانشزوا يرفع الله الذين آمنوا منكم
والذين أوتوا العلم درجات والله بما تعملون خبير ١١



(7) **7)** Эй Паёмбар! Оё намедонӣ, ки ҳар он чи дар осмонҳо ва ҳар он чи дар замин аст, Аллоҳ (ч) ҳамаашро медонад. Чизе аз Ӯ махфӣ нест. Ҳеҷ **гуфтугӯи пинҳонии** се нафаре нест, магар он ки Ӯ бо илмаш чоруми онҳост ва ҳеҷ **гуфтугӯи пинҳонии** чор нафаре нест, магар он ки Ӯ бо илмаш панҷуми онҳо аст ва ҳеҷ **гуфтугӯи пинҳонии** панҷ нафаре нест, магар он ки Ӯ шашуми онҳо аст ва ҳеҷ **гуфтугӯи пинҳонии** нафарони камтар ё бештар аз адади мазкур нест, магар он ки онҳо ҳар куҷо бошанд, Аллоҳ (ч) бо илмаш ҳамроҳашон аст. Сухани бандагон аз Аллоҳ (ч) махфӣ намебошад. Сипас Аллоҳ (ч) рӯзи қиёмат онҳоро аз корҳои анҷом додаашон бохабар месозад. Ҳамоно Аллоҳ (ч) **Донандаи** тамоми чиз аст. Чизе аз Ӯ пинҳон нест.

(8) Эй Паёмбар! Оё яҳудиҳоро надидӣ, ки вақти дидани мӯъминон бо якдигар гӯшакӣ мекунанд. Аллоҳ (ч) онҳоро аз ин кор манъ кард. Сипас ба сӯи он чи Аллоҳ (ч) онҳоро наҳй намудааст, бармегарданд ва бо ҳамдигар дар бораи гуноҳ /**ба мисли ғайбати аҳли имон**/ ва зулм кардан ба мусалмонон ва нофармонии Паёмбар (с) роз мегӯянд. Ва эй Паёмбар, чун онҳо наздат биёянд, бо ҷумлае бар ту салом медиҳанд, ки Аллоҳ (ч) бо он бар ту салом надодааст. Онҳо ба ҷойи "**Ассалому алайк**" "**Ассому алайк - Марг бар ту**" мегӯянд. Ва дар маҷлисҳои худ[1] бо мақсади такзиби Паёмбар (с) мегӯянд: "**Чаро Аллоҳ (ч) моро ба сабаби он чи мегӯем, азоб намедиҳад?! Агар Муҳаммад ростқавл мебуд, ҳатман Ӯ моро бо ин суханонамон уқубат мекард.**" Дӯзах барои уқубаташон басанда аст. Онҳо вориди дӯзах мешаванд ва азоби сахт мекашанд. Пас дӯзах ҷойи бозгашти ниҳоят бад аст.

(9) Эй мӯъминони тобеи шариат! Вақте байни худ роз мегӯед, пас дар бораи гуноҳ ё зулм намудан ба касе ё нофармонии Паёмбар (с) роз магӯед, то ба яҳудиҳо монанд нагардед ва дар бораи ибодат ва тарки маъсият роз бигӯед. Ва аз Он Худое, ки рӯзи қиёмат барои бозпурсӣ ва гирифтани ҷазо танҳо ба сӯи Ӯ ҷамъ оварда мешавед, битарсед.

(10) Ҳамоно розгӯӣ оиди гуноҳу зулму нофармонии Паёмбар (с) аз зинат ва иғвогариҳои Шайтон аст, то мӯъминонро андӯҳгин гардонад, ки душманон дар пинҳонӣ нисбат ба онҳо тавтеа месозанд. Ва Шайтон бо зинаташ ба мӯъминон ҷуз бо иродаи Аллоҳ (ч) чизе зарар расонида наметавонад. Ва бояд мӯъминон дар ҳама корҳояшон ба Аллоҳ (ч) такя кунанд.

Чун Худо дар оятҳои гузашта одоби суханро баён намуд, дар ояти зерин одоби маҷлисро зикр карда мегӯяд:

(11) Эй мӯъминони пайрави шариат! Чун ба шумо "**Дар маҷлисҳо ҷойро фарох кунед**" гуфта шавад, пас ҷойро фарох созед. Агар чунин кунед, Аллоҳ (ч) дар дунё ва охират ба шумо фарохӣ мебахшад. Ва чун ба шумо "**Аз баъзеи ҷойи нишастатон бархезед, то аҳли фазл онҷо нишинанд**" гуфта шавад, пас бархезед. Агар ин гуфтаро иҷро намоед, Аллоҳ (ч) дараҷаҳои касоне аз шуморо, ки имон овардаанд ва ба онҳо илм дода шудааст, баланд мебардорад. Ва Аллоҳ (ч) аз он чи анҷом медиҳед, **Бохабар** аст. Ҳеҷ кори шумо аз Ӯ пӯшида нест ва дар бадали ҳар як гуфтору кирдор бароятон подоши нек ё бад медиҳад.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ (ч) дар бораи ҳамаи чиз огоҳии комил дорад;

2.Аз сабаби он ки аксари мардум бо якдигар дар бобати амалҳои гуноҳолуд роз мегӯянд, Худо мӯъминонро фармон дод, то оиди тоат ва тарки маъсият роз гӯянд;

3.Яке аз адабҳои маҷлис он аст, ки мӯъмин барои дигарон ҷойро васеъ гардонад.

1.Дар тарҷумаи "**في أنفسهم**" ба маънои **маҷлисҳо** аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) истифода бурдаам. (**Мутарҷим**)




يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا إِذَا نَاجَيْتُمُ الرَّسُولَ فَقَدِّمُوا بَيْنَ يَدَيْ نَجْوَاكُمْ
صَدَقَةً ذَٰلِكَ خَيْرٌ لَّكُمْ وَأَطْهَرُ فَإِن لَّمْ تَجِدُوا فَإِنَّ اللَّهَ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ١٢
أَأَشْفَقْتُمْ أَن تُقَدِّمُوا بَيْنَ يَدَيْ نَجْوَاكُمْ صَدَقَاتٍ فَإِذْ لَمْ تَفْعَلُوا
وَتَابَ اللَّهُ عَلَيْكُمْ فَأَقِيمُوا الصَّلَاةَ وَآتُوا الزَّكَاةَ وَأَطِيعُوا اللَّهَ
الحزب ٥٥ وَرَسُولَهُ وَاللَّهُ خَبِيرٌ بِمَا تَعْمَلُونَ ١٣ ۞ أَلَمْ تَرَ إِلَى الَّذِينَ تَوَلَّوْا
قَوْمًا غَضِبَ اللَّهُ عَلَيْهِم مَّا هُم مِّنكُمْ وَلَا مِنْهُمْ وَيَحْلِفُونَ عَلَى الْكَذِبِ
وَهُمْ يَعْلَمُونَ ١٤ أَعَدَّ اللَّهُ لَهُمْ عَذَابًا شَدِيدًا إِنَّهُمْ سَاءَ مَا كَانُوا
يَعْمَلُونَ ١٥ اتَّخَذُوا أَيْمَانَهُمْ جُنَّةً فَصَدُّوا عَن سَبِيلِ اللَّهِ فَلَهُمْ
عَذَابٌ مُّهِينٌ ١٦ لَّن تُغْنِيَ عَنْهُمْ أَمْوَالُهُمْ وَلَا أَوْلَادُهُم مِّنَ اللَّهِ
شَيْئًا أُولَٰئِكَ أَصْحَابُ النَّارِ هُمْ فِيهَا خَالِدُونَ ١٧ يَوْمَ يَبْعَثُهُمُ
اللَّهُ جَمِيعًا فَيَحْلِفُونَ لَهُ كَمَا يَحْلِفُونَ لَكُمْ وَيَحْسَبُونَ أَنَّهُمْ
عَلَىٰ شَيْءٍ أَلَا إِنَّهُمْ هُمُ الْكَاذِبُونَ ١٨ اسْتَحْوَذَ عَلَيْهِمُ الشَّيْطَانُ
فَأَنسَاهُمْ ذِكْرَ اللَّهِ أُولَٰئِكَ حِزْبُ الشَّيْطَانِ أَلَا إِنَّ حِزْبَ الشَّيْطَانِ
هُمُ الْخَاسِرُونَ ١٩ إِنَّ الَّذِينَ يُحَادُّونَ اللَّهَ وَرَسُولَهُ أُولَٰئِكَ فِي الْأَذَلِّينَ
٢٠ كَتَبَ اللَّهُ لَأَغْلِبَنَّ أَنَا وَرُسُلِي إِنَّ اللَّهَ قَوِيٌّ عَزِيزٌ ٢١



Вақте саҳобагон мехостанд, ки бо Паёмбар (с) зиёд розгӯӣ кунанд, Аллоҳ (ч) ба онҳо гуфт:
12 Эй мӯъминон! Вақте мехоҳед бо Расули Худо (с) розгӯӣ кунед, пас қабл аз розгӯии хеш садақа бидиҳед. Ин тақдими садақа бароятон беҳтар ва поксозандатар аст. Чунки шумо бо ин амал тоати Худоро ба ҷо меоред ва нафсатонро пок мегардонед. Пас агар чизе барои садақа наёбед, дар ин ҳолат бо Паёмбар (с) роз гуфтанатон боке надорад, зеро Худо Бахшандаи Меҳрубон аст. Гуноҳони бандагонашро мебахшад ва онҳоро ба кори аз тавонашон бештар амр намекунад.[1]
13 Оё шумо тарсидед, ки агар қабл аз розгӯиатон садақаҳо диҳед, ба ин сабаб фақир мешавед?! Пас вақте амали фармудаи Аллоҳ (ч)-ро анҷом надодед ва Ӯ тавбаатонро пазируфта, ба шумо тарки садақаро рухсат дод, пас намозатонро ба таври комил барпо бидоред ва закоти молатонро бидиҳед ва аз Аллоҳ (ч) ва Расулаш итоат намоед. Ва Аллоҳ (ч) аз он чи мекунед, Бохабар аст. Ҳеҷ амали шумо аз Ӯ махфӣ нест ва дар ивази ҳар як кор подошатон медиҳад.
14 Эй Паёмбар! Оё мунофиқонро надидӣ, ки бо қавми яҳуд дӯстӣ намуданд, бо қавме, ки Аллоҳ (ч) ба сабаби куфру гуноҳашон бар онҳо хашм гирифтааст?![2] Ин мунофиқон на аз шумо мӯъминонанд ва на аз яҳудиҳо, балки гоҳ дар саффи шумо ва гоҳ дар саффи яҳудиҳо ҳастанд. Ва мунофиқон доим бардурӯғ савганд мехӯранд, ки онҳо аз шумоянд ва ахборатонро ба яҳудиҳо намерасонанд ва ҳол он ки онҳо дар савганд ёд кардан дурӯғ гуфтанашонро медонанд.
15 Аллоҳ (ч) дар охират барояшон азоби ниҳоят сахт омода сохтааст. Онҳо рӯзи қиёмат дар поёнтарин табақаи ҷаҳаннам ҷой мегиранд. Ба дурустӣ ки он чи аҳли нифоқ дар дунё аз амалҳои куфр мекарданд, бағоят бад аст!
16 Мунофиқон савгандҳои дурӯғашонро чун сипар гирифтаанд, то бо зоҳиран мусалмон нишон додани хеш дороӣ ва ҷонашонро ҳифз кунанд. Дар натиҷа[3] мардумро аз роҳи рост боздоштанд. Зеро ҳамеша дар танҳоӣ мӯъминонро иҳонат менамуданд ва талош меварзиданд, то эшонро рӯҳафтода созанд. Пас, барояшон азоби хорсозанда аст.
17 Ҳаргиз молҳо ва фарзандонашон аз онҳо чизеро аз азоби Худо бартараф намесозад. Мунофиқон ҳамдамони дӯзаханд. Онҳо дар дӯзах абадӣ мемонанд. Азобашон ҳеҷ гоҳ қатъ намегардад.
18 Эй Паёмбар! Ёд кун рӯзеро, ки Аллоҳ (ч) ҳамаи мунофиқонро барои гирифтани ҷазои корҳояшон боз зинда мегардонад. Пас, онҳо он гуна ки барои шумо мӯъминон бардурӯғ савганд мехӯранд ва худро мусалмон мегӯянд, ҳамин тавр рӯзи қиёмат барои Аллоҳ (ч) савганди дурӯғ ёд мекунанд, ки онҳо дар дунё мӯъмин буданд ва корҳошонро танҳо ба хотири касби ризои Худо анҷом медоданд ва гумон мебаранд, ки онҳо бо ин савгандҳои дурӯғашон суде ба даст меоранд ва зарареро аз хеш дур месозанд. Огоҳ бошед! Яқинан мунофиқон дар савгандҳои худ дурӯғгӯ ҳастанд.
19 Шайтон бар мунофиқон мусаллат гардида, ба ҳамин сабаб бо роҳи васваса зикри Аллоҳ (ч)-ро аз ёдашон баровардааст. Бинобар ин, мутобиқ ба ризои илоҳӣ кор намекунанд, балки бо корҳояшон Ӯро ба ғазаб меоранд. Ин ҷамоа лашкариён ва пайравони Шайтонанд. Огоҳ бошед! Бегумон лашкариён ва пайравони Шайтон дар дунё ва охират зиёнкор ҳастанд. Чунки онҳо ҳидояту ҷаннатро бо залолату ҷаҳаннам иваз кардаанд.
20 Бешак, онҳое, ки бо Аллоҳ (ч) ва Расулаш душманӣ меварзанд, ин тоифа дар шумори он умматҳои кофире қарор хоҳанд гирифт, ки Аллоҳ (ч) онҳоро дар дунё ва охират хору расво гардонидааст.
21 Аллоҳ (ч) дар илми азалиаш ҳукм кардааст, ки ҳатман Ман (**Аллоҳ**) ва Паёмбаронам бо бурҳон ва нерӯ бар душманонамон пирӯз мегардем. Чунки[4] бегумон Аллоҳ (ч) бағоят Нерӯманди ҳамеша Ғолиб аст. Ба Паёмбаронаш ёрӣ медиҳад ва аз душманаш интиқом мегирад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима баёнгари лутфи илоҳӣ ба Паёмбар (с) аст. Зеро Парвардигор саҳобагонро таълим дод, ки бо розгӯии зиёди хеш ба Паёмбар (с) машаққат наоранд;

2.Дӯст гирифтани яҳудиҳо одати мунофиқон аст;

3.Хасорати аҳли куфр ва ғалаби аҳли имон қонуни илоҳӣ аст. Он гоҳо ба таъхир меафтад, аммо ҳатман таҳаққуқ меёбад.

1. Мақсадҳои ин ҳукмро чунин аст: нишон додани мақоми бузурги Паёмбар (с), нафъ расонидан ба фақирон, ҷудо сохтани мӯъминони холис аз мунофиқон ва дӯстдорони охират аз дӯсторони дунё, инчунин пешгирии он ки саҳобагон бидуни ҳоҷати муҳим вақти арзишманди Паёмбар (с)-ро нагиранд. (**Мутарҷим**)
2. Мақсад аз ин пурсиш ба шигифт андохтани мухотаб аст. (**Мутарҷим**)
3. Ҳарфи “**ف**” дар ин оят ба маънои тафреъ-натиҷагирӣ аст. (**Мутарҷим**)
4. Азбаски ҷумлаи охир ифодагари иллат аст, дар тарҷума пайванди “**чунки**” овардам. (**Мутарҷим**)

لَّا تَجِدُ قَوْمًا يُؤْمِنُونَ بِاللَّهِ وَالْيَوْمِ الْآخِرِ يُوَادُّونَ مَنْ حَادَّ
اللَّهَ وَرَسُولَهُ وَلَوْ كَانُوا آبَاءَهُمْ أَوْ أَبْنَاءَهُمْ أَوْ إِخْوَانَهُمْ
أَوْ عَشِيرَتَهُمْ ۚ أُولَٰئِكَ كَتَبَ فِي قُلُوبِهِمُ الْإِيمَانَ وَأَيَّدَهُم
بِرُوحٍ مِّنْهُ ۖ وَيُدْخِلُهُمْ جَنَّاتٍ تَجْرِي مِن تَحْتِهَا الْأَنْهَارُ
خَالِدِينَ فِيهَا ۚ رَضِيَ اللَّهُ عَنْهُمْ وَرَضُوا عَنْهُ ۚ أُولَٰئِكَ حِزْبُ
اللَّهِ ۚ أَلَا إِنَّ حِزْبَ اللَّهِ هُمُ الْمُفْلِحُونَ ﴿٢٢﴾

سُورَةُ الحَشْرِ — ترتيبها ٥٩ — آياتها ٢٤

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

سَبَّحَ لِلَّهِ مَا فِي السَّمَاوَاتِ وَمَا فِي الْأَرْضِ ۖ وَهُوَ الْعَزِيزُ الْحَكِيمُ
﴿١﴾ هُوَ الَّذِي أَخْرَجَ الَّذِينَ كَفَرُوا مِنْ أَهْلِ الْكِتَابِ مِن دِيَارِهِمْ
لِأَوَّلِ الْحَشْرِ ۚ مَا ظَنَنتُمْ أَن يَخْرُجُوا ۖ وَظَنُّوا أَنَّهُم مَّانِعَتُهُمْ
حُصُونُهُم مِّنَ اللَّهِ فَأَتَاهُمُ اللَّهُ مِنْ حَيْثُ لَمْ يَحْتَسِبُوا ۖ وَقَذَفَ
فِي قُلُوبِهِمُ الرُّعْبَ ۚ يُخْرِبُونَ بُيُوتَهُم بِأَيْدِيهِمْ وَأَيْدِي الْمُؤْمِنِينَ
فَاعْتَبِرُوا يَا أُولِي الْأَبْصَارِ ﴿٢﴾ وَلَوْلَا أَن كَتَبَ اللَّهُ عَلَيْهِمُ
الْجَلَاءَ لَعَذَّبَهُمْ فِي الدُّنْيَا ۖ وَلَهُمْ فِي الْآخِرَةِ عَذَابُ النَّارِ ﴿٣﴾



(22) Эй Паёмбар, ҳеҷ қавмеро, ки ба Худо ва рӯзи охират имони ҳақиқӣ доранд, намеёбӣ, ки бо душманони Худо ва Паёмбараш дӯстӣ намоянд, агарчи он душманони Худо ва Паёмбараш падаронашон ё писаронашон ё бародаронашон ё хешовандонашон бошанд. Чунки имони ҳақиқӣ дӯст доштани душманони Худо ва Паёмбарашро манъ мекунад ва робитаи имонӣ аз ҳама робитаҳо болотар аст. Вақте байни пайванди имонӣ ва дигар пайвандҳо зиддият ба вуҷуд меояд, алоқаи имонӣ муқаддам гузошта мешавад. Ин бандагоне, ки бо душманони Худо ва Паёмбараш дӯстӣ намекунанд, касонеанд, ки Худо имонро дар қалбашон устувор сохта ва бо бурҳон ва нуре аз сӯи Худ ба онҳо қувват бахшидааст. Ва Худо онҳоро рӯзи қиёмат ба боғҳое дохил месозад, ки аз зери қасрҳо ва дарахтҳояш рӯдҳо ҷорӣ буда, онҷо абадӣ мемонанд. Худо аз ин бандагон розӣ шуда, минбаъд ба онҳо хашм намегирад ва онҳо низ бо ноил гаштан ба неъматҳои ҳамешагӣ ва дидори илоҳӣ аз Ӯ розӣ мешаванд. Ин ҷамоаи дорои сифатҳои мазкур сипоҳиёни Худо ҳастанд. Ҳамеша марзҳои гузоштаи Ӯро риоя менамоянд. Огоҳ бошед! Яқинан сипоҳиёни Худо растагори ҳақиқӣ мебошанд. Зеро ба ҷаннат ноил мегарданд ва аз оташи ҷаҳаннам эмин мемонанд.

## СУРАИ "ҲАШР"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ПАНҶОВУ НУҲУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ БИСТУ ЧОР ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Ошкор сохтани нерӯи Аллоҳ (ч) дар хор гардонидани мунофиқон ва қавми яҳуд ва низ нишон додани парокандагии онҳо дар баробари ҳамбастагии мусалмонон.

**Тафсир:**

(1) Тамоми махлуқоти осмонҳо ва тамоми махлуқоти замин доим[1] Аллоҳ (ч)-ро аз тамоми айбу нуқсон ба покӣ ёд мекунанд. Ва Ӯ Зоти ҳамеша Ғолиби Ҳаким аст. Офаридани мавҷудот, аҳкому тақдирот бар асоси ҳикматаш сурат мегирад.

(2) Ӯ Парвардигорест, ки кофирони **Бани Назир** аз яҳудиҳои аҳли Китобро дар аввалин бори ҷамъоварии лашкар аз сӯи мӯъминон[2] аз манзилҳояшон дар Мадина ба сӯи Шом берун сохт. Онҳо аз қабилаҳои яҳудии соҳиби Таврот буданд. Вақте паймонашонро шикастанд ва бо мушрикон ҳамдаст шуданд, Худо онҳоро аз хонаҳояшон ихроҷ намуд. Шумо мӯъминон гумон намекардед, ки онҳо аз масканҳояшон берун мешаванд. Зеро нерӯи зиёд доштанд ва дар қалъаҳои мустаҳкам паноҳ бурда буданд. Ва худ гумон доштанд, ки қалъаҳои устуворашон онҳоро аз уқубати Аллоҳ (ч) ҳимоят мекунад. Пас азоби Аллоҳ (ч) аз ҷонибе ба онҳо омад, ки аз онҷо омадани онро фикр намекарданд ва ҳатто дар хотирашон намегузашт. Аллоҳ (ч) Паёмбараш Муҳаммад (с)-ро дастур дод, ки алайҳи ин яҳудиҳо биҷангад ва онҳоро аз манзилҳояшон берун кунад. Ва Аллоҳ (ч) дар дилашон тарси сахтро андохт. Онҳо манзилҳои худро аз дарун бо дастони худ вайрон месохтанд, то мусалмонон аз он истифода накунанд ва мусалмонон манзилҳояшонро аз берун вайрон месохтанд. Пас, эй хирадмандон, аз ин ҳодисаи нисбат ба Бани Назир рухдода, ки ба сабаби куфр варзиданашон гирифтори уқубат гаштанд, ибрат бигиред, то монанди онҳо дучори уқубат нашавед.

(3) Ва агар Аллоҳ (ч) бар қабилаи Бани Назир аз хонаҳояшон берун шуданашонро муқаддар намесохт, ҳатман онҳоро дар ҳамин дунё бо кушташавӣ ва асир шуданашон уқубат менамуд, он гуна ки нисбат ба қабилаи Қурайзаи бародаронашон чунин кард. Ва онҳоро дар охират азоби абадии оташи дӯзах аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мақсад аз муҳаббати мамнӯъ нисбат ба кофирон он аст, ки мусалмон аз эътиқод ва роҳи пешгирифтаи онҳо безорӣ наҷӯяд ва куфрашонро дӯст бидорад. Ин навъи муҳаббат ҳаром аст. Аммо муҳаббати фитрӣ /**монанди дӯст доштани хешованди кофир**/ ҷоиз аст;

2.Пайванди имонӣ дар байни мӯъминон қавитарин робита аст;

3.Гоҳо аҳли ботил он чунон соҳиби нерӯмандӣ мегарданд, ки кас шикасташонро тасаввур намекунад, вале мағлубияташон аз ҷое меояд, ки мунтазираш набуданд;

4.Аз тақдирҳои илоҳӣ он аст, ки бо мусибатҳои хурд мусибатҳои бузургро бартараф месозад.

1. Феъли "سبح" дар баъзе сураҳо (**монанди ҳамин сура**) ба сиғаи замони гузашта ва дар баъзеи дигар ба сиғаи замони оянда омада аст. Имом Алӯсӣ (р) дар баёни сабаби ин таъбирҳои гуногун мегӯяд, мақсад аз он ифодаи давомнокии амал аст. Яъне, мавҷудоти осмонҳо ва замин пайваста тасбеҳ мегӯянд. Аз ин сабаб, дар тарҷумаи оят калимаи "**доим**"-ро илова намудам. (**Мутарҷим**)

2. Ин қайд барои он аст, ки онҳо қаблан аз сарзаминашон берун карда нашудаанд. (**Мутарҷим**)

(4) Ин ҳодисаи ибратомӯзи бо Бани Назир воқеъшуда ба сабаби он аст, ки онҳо бо куфру паймоншиканӣ бо Аллоҳу Паёмбараш душманӣ варзиданд. Ва ҳар ки бо Аллоҳ (ч) душманӣ меварзад, пас гирифтори уқубати шадид мегардад, зеро яқинан Аллоҳ (ч) Сахтуқубат аст.[1]

(5) Эй ҷамъи мӯъминон! Шумо дар ҷанг бо Бани Назир ба мақсади хашмгин кардани онҳо ҳар дарахти хурмоеро қатъ кардед ё онро бар решаҳояш побарҷо гузошта, қатъ накардед, то аз он истифода намоед, пас ҳардуи коратон бо амри Аллоҳ (с) сурат гирифта буд ва ин амали шумо он гуна ки яҳудиҳо даъво доранд, аз боби фасодкорӣ дар замин набуд. Ин корро Аллоҳ (ч) ба шумо рухсат дод, то ба мӯъминон иззат бахшад ва яҳудиҳои аҳдшикани аз тоаташ беруншударо хор гардонад.[2]

(6) Ва он чиро Аллоҳ (ч) аз амволи Бани Назир ба Паёмбари Худ баргардонд, шумо барои касби он молҳо аспону шутуронро натохтаед ва ранҷ накашидаед, вале Аллоҳ (ч) Паёмбарашро бар ҳар ки бихоҳад, ғолиб месозад. Ӯ Паёмбарашро бар муқобили Бани Назир пирӯз сохт ва сарзаминашонро, бидуни ҷанг фатҳ намуд. Ва Аллоҳ (ч) ба ҳама чиз Тавоно аст. Ҳеҷ чиз Ӯро оҷиз намесозад.

(7) Аллоҳ (ч) ҳар чиро ба Паёмбараш аз амволи аҳли деҳаҳо бе ҷанг инъом намуд, пас он аз Аллоҳ ва Паёмбараш ва хешони Паёмбараш (Бани Ҳошим ва Бани Мутталиб), ки аз ин амвол барояшон чун иваз аз садақа дода мешавад ва низ аз ятимон ва фақирон ва шахси аз сабаби надоштани маблағ роҳмонда аст, то молҳо танҳо дар байни тавонгарон даст ба даст нагардад ва фақирон маҳрум намонанд. Ва эй мӯъминон, Расули Аллоҳ ҳар чиро аз амволи бе ҷанг ҳосилгашта ба шумо диҳад, онро бигиред ва аз ҳар чи шуморо наҳй кунад, аз он худдорӣ намоед.[3] Ва аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои амрҳояш ва худдорӣ аз наҳйҳояш битарсед. Бегумон Аллоҳ (ч) Сахтуқубат аст. Аз уқубаташ барҳазар бошед.





ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمْ شَاقُّوا اللَّهَ وَرَسُولَهُ ۖ وَمَن يُشَاقِّ اللَّهَ فَإِنَّ اللَّهَ شَدِيدُ
الْعِقَابِ ﴿٤﴾ مَا قَطَعْتُم مِّن لِّينَةٍ أَوْ تَرَكْتُمُوهَا قَائِمَةً عَلَىٰ
أُصُولِهَا فَبِإِذْنِ اللَّهِ وَلِيُخْزِيَ الْفَاسِقِينَ ﴿٥﴾ وَمَا أَفَاءَ اللَّهُ
عَلَىٰ رَسُولِهِ مِنْهُمْ فَمَا أَوْجَفْتُمْ عَلَيْهِ مِنْ خَيْلٍ وَلَا رِكَابٍ
وَلَٰكِنَّ اللَّهَ يُسَلِّطُ رُسُلَهُ عَلَىٰ مَن يَشَاءُ ۚ وَاللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَيْءٍ
قَدِيرٌ ﴿٦﴾ مَّا أَفَاءَ اللَّهُ عَلَىٰ رَسُولِهِ مِنْ أَهْلِ الْقُرَىٰ فَلِلَّهِ وَلِلرَّسُولِ
وَلِذِي الْقُرْبَىٰ وَالْيَتَامَىٰ وَالْمَسَاكِينِ وَابْنِ السَّبِيلِ كَيْ لَا يَكُونَ
دُولَةً بَيْنَ الْأَغْنِيَاءِ مِنكُمْ ۚ وَمَا آتَاكُمُ الرَّسُولُ فَخُذُوهُ
وَمَا نَهَاكُمْ عَنْهُ فَانتَهُوا ۚ وَاتَّقُوا اللَّهَ ۖ إِنَّ اللَّهَ شَدِيدُ الْعِقَابِ
﴿٧﴾ لِلْفُقَرَاءِ الْمُهَاجِرِينَ الَّذِينَ أُخْرِجُوا مِن دِيَارِهِمْ وَأَمْوَالِهِمْ
يَبْتَغُونَ فَضْلًا مِّنَ اللَّهِ وَرِضْوَانًا وَيَنصُرُونَ اللَّهَ وَرَسُولَهُ ۚ
أُولَٰئِكَ هُمُ الصَّادِقُونَ ﴿٨﴾ وَالَّذِينَ تَبَوَّءُوا الدَّارَ وَالْإِيمَانَ مِن
قَبْلِهِمْ يُحِبُّونَ مَنْ هَاجَرَ إِلَيْهِمْ وَلَا يَجِدُونَ فِي صُدُورِهِمْ
حَاجَةً مِّمَّا أُوتُوا وَيُؤْثِرُونَ عَلَىٰ أَنفُسِهِمْ وَلَوْ كَانَ بِهِمْ خَصَاصَةٌ ۚ
وَمَن يُوقَ شُحَّ نَفْسِهِ فَأُولَٰئِكَ هُمُ الْمُفْلِحُونَ ﴿٩﴾



(8) Ҳиссае аз амволи мазкур ба он фақирони муҳоҷири роҳи Худо сарф мегардад, ки маҷбуран аз манзилҳояшон ва молҳояшон ронда шудаанд. Онҳо дар ҳоле аз манзилҳо ва молҳояшон ронда шудаанд, ки дар дунё аз Аллоҳ (ч) рӯзӣ ва дар охират хушнудиашро металабанд ва аз роҳи мубориза зидди ботил ба дини Аллоҳу Расулаш ёрӣ медиҳанд. Ин гурӯҳи тавсфишуда мӯъминони содиқанд.

Чун Худо дар ояти қаблӣ васфи неки муҳоҷирони Маккаро овард, дар ояти баъдӣ сифати ҷавонмардии ансориҳои Мадинаро баён сохта гуфт:

(9) Ва саҳобагони ансорӣ, ки дар Мадина қабл аз муҳоҷирон фуруд омаданд ва имон ба Аллоҳу Паёмбарашро баргузиданд, саҳобагони аз Макка ба наздашон ҳиҷрат кардаро дӯст медоранд ва агар аз амволи бидуни набард ҳосилгашта ва ғайра танҳо ба муҳоҷирон дода шавад, ансориҳо дар қалбашон нисбат ба муҳоҷирон ҳеҷ хашм ва ҳасадеро намеёбанд, агарчи худ ниёзманд ва фақир ҳам бошанд, муҳоҷиронро дар ҳиссаҳои дунявӣ аз худ пеш мегузоранд. Ва Аллоҳ (ч) бандагонеро, ки аз бухли омехта бо ҳирси нафсашон нигоҳ медорад ва онҳо амволи хешро дар роҳи Ӯ сарф менамоянд, пас ин тоифа бо расидан ба ҷаннат ва наҷот аз ҷаҳаннам дар ҳақиқат растагоранд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Анҷоми кори зоҳиран фасод, аммо дар асл шомили манфиати бузург аз боби фасодкорӣ дар замин намебошад;

2.Яке аз некӯиҳои қонунҳои шаръӣ дар он аст, ки ҳоҷатмандии касро ба инобат мегирад. Барои ҳамин, дар замони Паёмбар (с) моли бе ҷанг ҳосилшуда танҳо ба фақирон хос сохта шуд;

3.Пеш гузоштани шахси дигар бар хостаҳои хеш аз ифтихороти азими таълимоти Ислом аст. Ансориҳои Мадина дар ин бобат аз худ олитарин намунаро нишон додаанд.

1. Ҷумлаи “**فإن الله شديد العقاب**” баёнгари иллати ҷавоби маҳзуфи феъли шарт аст. (**Мутарҷим**)

2. Ҷумлаи “**وليخزي الفاسقين**” аз лиҳози қоидаи наҳви арабӣ ба ҷумлаи маҳзуфи “**أذن الله لكم في القطع والترك ليعز المؤمنين**” пайванд аст. Банда бо истифода аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) онро дар тарҷума дарҷ сохтам, то маъно равшантар шавад. (**Мутарҷим**)

3. Ихтисоси ин оят ба амволи бидуни набард ҳосилгашта аз Имом Ҳасани Басрӣ (р) ривоят шуда аст. Аммо чунончи Имом Замахшарӣ (р) ва дигарон мегӯянд, боқӣ гузоштани оят ба маъноии умумии он беҳтар аст. Дар сурати ба маънои умум боқӣ мондан, калимаи “**آتاكم**” ба маънои “**амр кардан**” фаҳмида мешавад. Зеро дар идомаи оят калимаи “**نهاكم**” омада аст. (**Мутарҷим**)

وَٱلَّذِينَ جَآءُو مِنۢ بَعۡدِهِمۡ يَقُولُونَ رَبَّنَا ٱغۡفِرۡ لَنَا وَلِإِخۡوَٰنِنَا
ٱلَّذِينَ سَبَقُونَا بِٱلۡإِيمَٰنِ وَلَا تَجۡعَلۡ فِي قُلُوبِنَا غِلّٗا لِّلَّذِينَ
الحزب ٥٥ ءَامَنُواْ رَبَّنَآ إِنَّكَ رَءُوفٞ رَّحِيمٌ ١٠ ۞ أَلَمۡ تَرَ إِلَى ٱلَّذِينَ
نَافَقُواْ يَقُولُونَ لِإِخۡوَٰنِهِمُ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ مِنۡ أَهۡلِ ٱلۡكِتَٰبِ
لَئِنۡ أُخۡرِجۡتُمۡ لَنَخۡرُجَنَّ مَعَكُمۡ وَلَا نُطِيعُ فِيكُمۡ أَحَدًا أَبَدٗا
وَإِن قُوتِلۡتُمۡ لَنَنصُرَنَّكُمۡ وَٱللَّهُ يَشۡهَدُ إِنَّهُمۡ لَكَٰذِبُونَ
١١ لَئِنۡ أُخۡرِجُواْ لَا يَخۡرُجُونَ مَعَهُمۡ وَلَئِن قُوتِلُواْ لَا يَنصُرُونَهُمۡ
وَلَئِن نَّصَرُوهُمۡ لَيُوَلُّنَّ ٱلۡأَدۡبَٰرَ ثُمَّ لَا يُنصَرُونَ ١٢ لَأَنتُمۡ
أَشَدُّ رَهۡبَةٗ فِي صُدُورِهِم مِّنَ ٱللَّهِۚ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمۡ قَوۡمٞ
لَّا يَفۡقَهُونَ ١٣ لَا يُقَٰتِلُونَكُمۡ جَمِيعًا إِلَّا فِي قُرٗى مُّحَصَّنَةٍ
أَوۡ مِن وَرَآءِ جُدُرِۭۚ بَأۡسُهُم بَيۡنَهُمۡ شَدِيدٞۚ تَحۡسَبُهُمۡ جَمِيعٗا
وَقُلُوبُهُمۡ شَتَّىٰۚ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمۡ قَوۡمٞ لَّا يَعۡقِلُونَ ١٤ كَمَثَلِ
ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡ قَرِيبٗاۖ ذَاقُواْ وَبَالَ أَمۡرِهِمۡ وَلَهُمۡ عَذَابٌ
أَلِيمٞ ١٥ كَمَثَلِ ٱلشَّيۡطَٰنِ إِذۡ قَالَ لِلۡإِنسَٰنِ ٱكۡفُرۡ فَلَمَّا
كَفَرَ قَالَ إِنِّي بَرِيٓءٞ مِّنكَ إِنِّيٓ أَخَافُ ٱللَّهَ رَبَّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ١٦



(10) Ва он касоне, ки баъд аз саҳобагони муҳоҷир ва ансор то рӯзи қиёмат ба дунё меоянд[1] ва ба ин ду гурӯҳ пайравӣ мекунанд, мегӯянд: “**Парвардигоро, гуноҳони мо ва он бародарони диниамонро, ки бо имон овардан ба Ту ва Паёмбарат моро пешдастӣ намудаанд, биомурз ва дар қалбамон нисбат ба ҳеҷ касе аз мӯъминон кинаро ҷо мадеҳ. Парвардигоро, яқинан Ту Бахшояндаи Меҳрубонӣ**.”

(11) Эй Паёмбар, оё мунофиқонро надидӣ, ки доим ба бародарони ақидавиашон аз яҳудиҳои кофири аҳли Китоби Таврот мегӯянд: “**Дар манзилҳоятон боқӣ бимонед. Мо шуморо танҳо намегузорем ва ба мусалмонон намесупорем. Савганд меҳӯрем, агар мусалмонон шуморо аз манзилҳоятон хориҷ созанд, ҳатман бо қасди изҳори ҳамбастагӣ ҳамроҳатон мебароем ва дар ҳамроҳатон баромадан ҳаргиз касеро /агар аз хуруҷ манъамон кунад/ итоат намекунем ва агар мусалмонон ба муқобилатон биҷанганд, мо ба шумо алайҳи онҳо ёрӣ мерасонем.**” Ва Аллоҳ (ҷ) шоҳидӣ медиҳад, ки мунофиқон дар даъвои хештан оиди он ки гӯё ҳамроҳи яҳудиҳо мебароянд ва агар зарур шавад, бар зидди мусалмонон меҷанганд, дурӯғгӯй ҳастанд.

(12) Ва савганд ёд мекунам, ки агар мусалмонон қавми яҳудро аз манзилҳояшон берун кунанд, мунофиқон бо онҳо намебароянд ва агар мусалмонон бо яҳудиҳо биҷанганд, мунофиқон ёриашон намедиҳанд ва агар фаразан,[2] ба яҳудиҳо ёрӣ диҳанд, бегумон аз ҷангидан алайҳи мусалмонон пушт метобанд ва мегурезанд, сипас ба мунофиқон ёрӣ дода намешавад, балки Аллоҳ (ҷ) онҳоро хору расво месозад.

(13) Эй мӯъминон! Ҳаққо, ки тарси шумо дар қалби мунофиқон ва яҳудиҳо аз тарси Аллоҳ (ҷ) сахттар аст. Сабаби аз шумо бештар ва аз Аллоҳ (ҷ) камтар ҳаросиданашон он аст, ки онҳо мардуми бефаҳманд. Зеро агар фаҳм медоштанд, медонистанд, ки Аллоҳ (ҷ) барои тарсидан лоиқтар аст. Ӯ шуморо бар мунофиқону яҳудиҳо мусаллат сохтааст.

(14) Эй мӯъминон! Яҳудиҳо бо шумо дастаҷамъона намеҷанганд, магар дар деҳаҳои бо қалъаҳои мустаҳкам муҳофизатшуда ё аз пушти деворҳо. Онҳо аз сабаби тарсӯӣ қудрати рӯёрӯии шуморо надоранд. Адоваташон дар байнашон ниҳоят сахт аст. Онҳоро якдаст мепиндорӣ ва дар воқеъ қалбашон парокандаи мухталиф аст. Сабаби ба ҳамдигар душманӣ ва ихтилоф доштанашон он аст, ки онҳо қавми нофаҳманд. Ҳақиқат, ҳидоят ва роҳи дурустро дарк намекунанд.

(15) Достони ин ҷамоаи яҳудиҳо дар куфр ва уқубати бар сарашон омада ба достони мушрикони Макка, ки қабл аз онҳо каме пештар дар ҷанги Бадр оқибати куфрашонро чашиданд, монанд аст. Дар он ҷанг баъзеи мушрикони Макка ба қатл расиданд ва баъзеи дигарашон асир гаштанд. Ва онҳоро дар охират азоби дардовар аст.

(16) Достони мунофиқон дар муносибат бо яҳуд монанди достони Шайтон аст. Чун ба инсон куфрро ороиш медиҳад, пас вақте инсон ба сабаби васвасаҳояш кофир мешавад, Шайтон ба вай мегӯяд: “**Яқинан ман аз ту безорам. Зеро ту ба Аллоҳ (ҷ) кофир гаштӣ. Ба дурустӣ ки ман аз Аллоҳи Парвардигори ҷаҳониён метарсам.**”[3]

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Робитаи имонӣ бо тӯлонӣ гаштани замон ва тағйирёбии макон дигаргун намешавад;

2.Дӯстии мунофиқон бо яҳудиҳо ва дигарон самимӣ нест. Он дар вақти пеш омадани душворӣ аз байн меравад;

3.Яҳудиҳо мардуми тарсӯянд. Бо мусалмонон дар набард рӯёрӯӣ намекунанд. Агар муқобилашон биҷанганд, пушти қалъаҳо ва силоҳҳояшон пинҳон мешаванд.

1. Мурод аз феъли “**جَاؤُوا**” “**омадан ба олами вуҷуд**” аст. (**Мутарҷим**)
2. Калимаи “**фаразан**” аз ҷониби банда аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) илова шуда аст. (**Мутарҷим**)
3. Тоҳир Ибни Ошур (р) дар тафсири “**Таҳрир ва Танвир**”-аш бо истидлол аз дигар оятҳо ин гуфтугӯи инсон ва Шайтонро ба охират марбут медонад. Он чи дар баъзе ривоятҳо оид ба ояти мазкур омада аст, ки гӯё он ба саргузашти яке аз роҳибони яҳудӣ тааллуқ дорад, аз лиҳози санад саҳеҳ нест. (**Мутарҷим**)




(17) Пас оқибати кори Шайтон ва инсони фармонбардораш он аст, ки онҳо рӯзи қиёмат дар дӯзах қарор гирифта, онҷо абадӣ мемонанд. Ва ҷазои касоне, ки бо поймол сохтани марзҳои илоҳӣ бар худ ситам мекунанд, ҳамин аст.

(18) Эй мӯъминони пойбанди шариат! Аз Худо бо иҷро намудани амрҳо ва парҳез аз наҳйҳояш битарсед ва бояд ҳар кас биандешад, ки барои фардои қиёмат чӣ амал тақдим намудааст. Ва аз Худо битарсед. Яқинан Худо аз он чи мекунед, Огоҳ аст. Амалҳои шумо аз Ӯ пӯшида намемонад ва дар бадали ҳар як кор подошатон медиҳад.

(19) Ва ба монанди касоне набошед, ки Худоро бо тарки дастурот ва дурӣ ниҷустан аз манъкардаҳояш аз ёд бароварданд,[1] пас ба ҳамин сабаб[2] Худо онҳоро аз ёди худашон фаромӯш сохт. Аз ин рӯ, онҳо коре накарданд, ки ба воситаи он ҷонашонро аз ғазаб ва азоби илоҳӣ наҷот диҳанд. Ин ҷамоае, ки бо тарки амрҳо ва даст задан ба маъсият Худоро фаромӯш карданд, аз тоати илоҳӣ хориҷ ҳастанд.

(20) Аҳли ҷаҳаннам ва аҳли ҷаннат баробар нестанд. Балки чунончи амалҳояшон дар дунё гуногун буд, ҳамин тавр ҷазои амалҳояшон низ фарқ дорад. Бегумон аҳли ҷаннат растагорони воқеӣ ҳастанд. Чунки ба муроди хештан ноил мешаванд ва аз чизҳои барояшон номатлуб эмин мемонанд.

(21) Эй Паёмбар! Агар Мо ин Қуръонро бар кӯҳе фуруд меовардем, ҳатман онро бо вуҷуди устувориаш аз шиддати тарси Худо дар ҳолати фурӯтанӣ ва пора-порашавӣ медидӣ. Зеро ин Қуръон дорои пандҳо ва таҳдидҳои сахт аст. Ва Мо ин тамсилҳоро[3] ба мардум баён месозем, то онҳо биандешанд ва аз пандҳои Қуръони азим ибрат бигиранд.

(22) Ӯ Он Худоест, ки ҷуз Ӯ маъбуди ҳақиқие нест, Донандаи ниҳон ва ошкор аст. Ӯ дар дунёву охират Бахшандаи Меҳрубон аст. Раҳматаш ҳамаи халоиқро фаро гирифтааст.

(23) Ӯ Он Худоест, ки ҷуз Ӯ маъбуди ҳақиқие нест, **Ҳукмфармои** мутлақ, аз ҳама нуқсон **Пок**, аз кулли айбҳо **Солим**, **Тасдиққунандаи** Паёмбарон бо додани мӯъҷиза, **Нигаҳбону Нозири** аъмоли бандагон, **Ғолиби** бемағлубият, **Соҳиби қудрати азим, Дорои азамату ҷалол** аст. Ҳамаи халоиқ таҳти тасарруфаш қарор доранд. Худо аз он чи аҳли ширк ба Ӯ шарик мегардонанд, Пок аст.

(24) Ӯ Худои **Холиқи** халоиқ, **Ҳасткунандаи** мавҷудот, **Суратгари** махлуқот мутобиқи иродаи Хеш аст. Ӯ номҳои зебову нектарин дорад. Он чи дар осмонҳо ва замин мавҷуд аст, мудом Ӯро аз ҳар айбу нуқсон ба покӣ ёд мекунанд. Ва Ӯ Худои Ғолиби Боҳикмат аст. Офаридани махлуқот, гузоштани аҳком ва таъйини тақдирот бар асоси ҳикматаш сурат мегирад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Яке аз аломатҳои тавфиқи Худо ба мӯъмин он аст, ки дар дунё пеш аз вуқӯи бозпурсии қиёмат аъмолашро ҳисоб мекунад;

2.Ғараз аз ёдоварӣ намудани бандагон аз шиддатнокии таъсири Қуръон бар кӯҳ он аст, ки бояд инсонҳо бештар таҳти таъсири ин Китоб қарор гиранд. Зеро онҳо дар қиёс ба кӯҳ заифанд;

3.Сифатҳои “**Холиқ**”, “**Борӣ**” ва “**Мусаввир**” ба марҳилаҳои ҳаст шудани инсон аз марҳилаи андозагирӣ, сипас ба вуҷуд овардан, баъд аз он додани сурати хос ишора менамояд.

1. Мутобиқи ояти 67 сураи Тавба, 13/14 сураи Моида ва 51 сураи Аъроф, мурод аз ин тоифа инсонҳо, ки бояд мӯъминон ба онҳо монанд нашаванд, мунофиқон, яҳудиҳо, насрониҳо ва мушрикон ҳастанд. (**Мутарҷим**)
2. Ҳарфи “**ف**” ифодагари сабаб аст. (**Мутарҷим**)
3. Дар тарҷумаи калимаи “**масалҳо**” ба маънои “**тамсилҳо**” аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) истифода намудам. (**Мутарҷим**)

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ لَا تَتَّخِذُواْ عَدُوِّي وَعَدُوَّكُمۡ أَوۡلِيَآءَ تُلۡقُونَ
إِلَيۡهِم بِٱلۡمَوَدَّةِ وَقَدۡ كَفَرُواْ بِمَا جَآءَكُم مِّنَ ٱلۡحَقِّ يُخۡرِجُونَ ٱلرَّسُولَ
وَإِيَّاكُمۡ أَن تُؤۡمِنُواْ بِٱللَّهِ رَبِّكُمۡ إِن كُنتُمۡ خَرَجۡتُمۡ جِهَٰدٗا فِي سَبِيلِي
وَٱبۡتِغَآءَ مَرۡضَاتِيۚ تُسِرُّونَ إِلَيۡهِم بِٱلۡمَوَدَّةِ وَأَنَا۠ أَعۡلَمُ بِمَآ أَخۡفَيۡتُمۡ
وَمَآ أَعۡلَنتُمۡۚ وَمَن يَفۡعَلۡهُ مِنكُمۡ فَقَدۡ ضَلَّ سَوَآءَ ٱلسَّبِيلِ ١ إِن
يَثۡقَفُوكُمۡ يَكُونُواْ لَكُمۡ أَعۡدَآءٗ وَيَبۡسُطُوٓاْ إِلَيۡكُمۡ أَيۡدِيَهُمۡ وَأَلۡسِنَتَهُم
بِٱلسُّوٓءِ وَوَدُّواْ لَوۡ تَكۡفُرُونَ ٢ لَن تَنفَعَكُمۡ أَرۡحَامُكُمۡ وَلَآ أَوۡلَٰدُكُمۡۚ
يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ يَفۡصِلُ بَيۡنَكُمۡۚ وَٱللَّهُ بِمَا تَعۡمَلُونَ بَصِيرٞ ٣ قَدۡ كَانَتۡ
لَكُمۡ أُسۡوَةٌ حَسَنَةٞ فِيٓ إِبۡرَٰهِيمَ وَٱلَّذِينَ مَعَهُۥٓ إِذۡ قَالُواْ لِقَوۡمِهِمۡ إِنَّا
بُرَءَٰٓؤُاْ مِنكُمۡ وَمِمَّا تَعۡبُدُونَ مِن دُونِ ٱللَّهِ كَفَرۡنَا بِكُمۡ وَبَدَا بَيۡنَنَا
وَبَيۡنَكُمُ ٱلۡعَدَٰوَةُ وَٱلۡبَغۡضَآءُ أَبَدًا حَتَّىٰ تُؤۡمِنُواْ بِٱللَّهِ وَحۡدَهُۥٓ إِلَّا قَوۡلَ
إِبۡرَٰهِيمَ لِأَبِيهِ لَأَسۡتَغۡفِرَنَّ لَكَ وَمَآ أَمۡلِكُ لَكَ مِنَ ٱللَّهِ مِن شَيۡءٖۖ
رَّبَّنَا عَلَيۡكَ تَوَكَّلۡنَا وَإِلَيۡكَ أَنَبۡنَا وَإِلَيۡكَ ٱلۡمَصِيرُ ٤ رَبَّنَا لَا تَجۡعَلۡنَا
فِتۡنَةٗ لِّلَّذِينَ كَفَرُواْ وَٱغۡفِرۡ لَنَا رَبَّنَآۖ إِنَّكَ أَنتَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلۡحَكِيمُ ٥



## СУРАИ “МУМТАҲАНА”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ШАСТУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ СЕЗДАҲ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Пок сохтани қалби мӯъминон аз алоқамандӣ ба ғайри дини Худо.

### Тафсир:

(1) Эй мӯъминони пойбанди аҳкоми шариат! Душманони Ман ва душманони худро дӯст магиред. Шумо асрори хешро, ки набояд онро ошкор кунед, ба сабаби ин дӯстиатон дар ихтиёрашон мегузоред,[1] ҳол он ки онҳо ба дини тавассути Паёмбар (с) ба шумо омада кофиранд. Онҳо Паёмбар (с) ва шуморо аз хонаҳоятон танҳо ба хотири имонатон ба Аллоҳи Парвардигоратон берун месозанд. Дар муносибат бо шумо ҳаққи хешовандиро ба инобат намегиранд. Агар шумо аз Макка холис ба мақсади ҷиҳод дар роҳи Ман ва талаби ризоям берун шуда бошед, пас онҳоро дӯст магиред. Шумо бо онҳо махфиёна дӯстӣ менамоед ва асрори мусалмононро барояшон ошкор месозед, ҳол он ки Ман он чи ошкор ва он чи пинҳон месозед, ҳамаи онро медонам. Ҳеҷ кори шумо аз ман пӯшида нест. Ва ҳар ки аз шумо бо кофирон дӯстӣ намояд, аз васати роҳ кач ва аз ҳақиқат гумроҳ шудааст.

(2) Агар онҳо бар шумо зафар ёбанд, нисбат ба шумо адовати дар қалбашон махфиро берун меоранд ва дастонашонро бо қатлу задан ва забонашонро бо дашному ҳақорат ба сӯятон дароз мекунанд ва қабл аз ҳар чиз[2] монанди худ кофир шудани шуморо орзӯ доранд.

(3) Хешовандонатон ва фарзандонатон /**агар ба хотири онҳо бо кофирон дӯстӣ намоед**/ ҳаргиз ба шумо фоидае намерасонанд. Рӯзи қиёмат Аллоҳ (ч) дар байнатон ҷудоӣ меандозад. Асҳоби ҷаннатро ба ҷаннат ва асҳоби ҷаҳаннамро ба ҷаҳаннам медарорад. Шумо он рӯз ба якдигар суде намебахшед. Ва ҳар чи мекунед, Аллоҳ (ч) онро мебинад. Ҳеҷ коратон аз Ӯ пинҳон нест ва дар ивази ҳар як кор ҷазо мегиред.

(4) Эй мӯъминон! Ҳамоно бароятон дар саргузашти Иброҳим (а) ва мӯъминони ҳамроҳаш сармашқи нек аст, вақте онҳо ба қавми кофири худ гуфтанд: “**Яқинан мо аз шумо ва бутҳое, ки ба ҷойи Аллоҳ (ч) мепарастед, безорем. Мо ба динатон кофир ҳастем ва байни мо ва шумо адоват ва нафрат ошкор шудааст, то замоне, ки ба Аллоҳи Ягона имон оред ва аз ширк дурӣ ҷӯед.**” Бар шумо мӯъминон низ фарз аст, ки ба Иброҳим (а) ва пайравонаш пайравӣ карда, аз қавми беимони худ изҳори безорӣ намоед, магар дар ин сухани Иброҳим (а), ки ба падараш гуфт: “**Ҳатман аз Аллоҳ (ч) омурзиши гуноҳонатро мехоҳам ва аз азоби илоҳӣ чизеро аз ту дур сохта наметавонам.**” Дар ин талаби омурзиш дар ҳаққи кофир ба Иброҳим (а) пайравӣ макунед. Зеро вай ин суханро қабл аз он ки аз падараш ноумед гардад, гуфта буд. Мӯъмин набояд аз Аллоҳ (ч) омурзиши гуноҳони кофирро бихоҳад. Иброҳим ва пайравонаш мегуфтанд: “**Эй Парвардигорамон, мо дар ҳама корҳоямон ба Ту такя мекунем ва ба сӯят тавбакунон бармегардем ва рӯзи қиёмат бозгашти ҳама ба сӯи Ту аст.**”[3]

(5) **Эй Парвардигори мо, моро бо мусаллат сохтани кофирон зердасташон қарор мадеҳ.**[4] **Зеро агар чунин кунӣ, онҳо мегӯянд**: “**Агар мусалмонон ҳақ мебуданд, ҳеҷ гоҳ мо бар онҳо мусаллат намешудем.**” **Ва эй Парвардигори мо, гуноҳонамонро мағфират намо. Бешак, Ту Зоти бағоят Ғолиби Боҳикмат ҳастӣ. Офариниш, муқаррар сохтани аҳком ва тақдиротат бар асоси ҳикматат сурат мегирад.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Додани асрори мӯъминон ба кофирон яке аз гуноҳони кабира аст;
2.Адовати кофирон нисбат ба мӯъминон решадор аст. Дӯстӣ бо онҳо онро тағйир намедиҳад;
3.Иброҳим (а) ба он сабаб дар ҳаққи падараш омурзиш хост, ки қаблан инро ваъда дода буд. Аммо вақте Худо ӯро аз ин кор боз дошт, истиғфорро тарк намуд.

1. Ҷумлаи “**تلقون إليهم بالمودة**” чун тафсири муҳаббат бо душманони Худо аст. Пешоянди “**ب**” дар “**بالمودة**” барои ифодаи сабаб аст.Калимаи “**تلقون**” бо истиора ба маънои бе фикр гузоштани чизе дар ҷое аст. (**Мутарҷим**)
2. Азбаски дар охири оят феъли “**ودوا**”ба сиғаи замони гузашта омада аст, банда бо истифода аз тафсири Имом Замахшарӣ, ки зери ин оят ба нуктаи ҷолиб ишора карда аст, қайди “**қабл аз ҳар чиз**”-ро овардам. Мақсад аз зикри ин феъл ба сурати замони гузашта дар он аст, ки душманони Худо қабл аз ҳар чиз кофир шудани мӯъминонро мехоҳанд. (**Мутарҷим**)
3. Ин ҷумла идомаи сухани Иброҳим (а) ва қавмаш аст. Инчунин метавонад он на сухани онҳо, балки ҷумлаи ҷадид барои таълими мӯъминон бошад. Азбаски муаллифон ба ҳеҷ яке аз ин ду эҳтимол ишора накардаанд, банда дар тарҷума бо истифода аз кутуби тафсир онро дарҷ намудам. (**Мутарҷим**)
4. Вожаи “**Фитна**” метавонад ба маънои исми мафъули “**мафтун**” ва исми фоили “**фотин**” бошад. Дар сурати якум маънои оят ҳамон шарҳи дар матн зикр гашта аст. Аммо ба эътибори дуюм, маъно чунин мешавад: “**Эй Парвардигоро, гуфтору кирдори моро бад магардон, ки боиси аз дин нафрати бештар пайдо намудани кофирон гардад.**” (**Мутарҷим**)

6 Эй мӯъминон! Яқинан дар қиссаи Иброҳим (а) ва мӯъминони ҳамроҳаш барои касоне намунаи ибрати нек аст, ки аз Аллоҳ (ч) некии дунё ва охиратро мехоҳанд. Маҳз ҳамин бандагон метавонанд ба онҳо пайравӣ кунанд. Ва ҳар ки аз ин намунаи ибрати нек рӯй гардонад, пас оқибати он бар зарари худи ӯст, зеро ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) аз ибодати бандагонаш Бениёзи дар ҳама ҳолат Сутуда аст.

7 Эй мӯъминон! Умед аст, ки Аллоҳ (ч) байни шумо ва байни душманонатон бо раҳнамоиашон ба Ислом муҳаббат қарор диҳад ва онҳоро бародарони имониатон гардонад. Ва Аллоҳ (ч) бар тамоми чиз Қодир аст. Қудрати ба сӯи имон моил кунонидани дили онҳоро дорад. Ва Аллоҳ (ч) бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст. Гуноҳони тавбакоронро меомурзад.

8 Аллоҳ (ч) шуморо аз некӣ кардан ва адолат намудан нисбат ба он касоне, ки муқобилатон аз рӯи адоват ба динатон наҷангидаанд ва шуморо аз манзилҳоятон берун насохтаанд, наҳй намекунад. Чунончи вақте модари беимони Асмоа бинти Абӯбакри Сиддиқ (р) ба Мадина омад, Асмо аз Паёмбар (с) иҷозати хидматашро пурсид, Паёмбар (с) ба вай рухсат дод. Ва Аллоҳ (ч) бандагони нисбат ба худ, аҳли оила ва зердастонашон одилро дӯст медорад.

9 Ҳамоно Аллоҳ (ч) шуморо аз дӯстӣ бо касоне наҳй мекунад, ки ба сабаби имонатон муқобилатон меҷанганд ва шуморо аз хонаҳоятон берун месозанд ва дар хориҷ карданатон ба якдигар ёрӣ медиҳанд. Ва ҳар ки аз шумо бо онҳо дӯстӣ намояд, пас ин ҷамоа дар ҳақиқат бо мухолифат ба амри Аллоҳ (ч) дар ҳаққи худ ситамкоранд.




لَقَدْ كَانَ لَكُمْ فِيهِمْ أُسْوَةٌ حَسَنَةٌ لِّمَن كَانَ يَرْجُوا اللَّهَ وَالْيَوْمَ الْآخِرَ
وَمَن يَتَوَلَّ فَإِنَّ اللَّهَ هُوَ الْغَنِيُّ الْحَمِيدُ ٦ ۞ عَسَى اللَّهُ أَن يَجْعَلَ بَيْنَكُمْ
وَبَيْنَ الَّذِينَ عَادَيْتُم مِّنْهُم مَّوَدَّةً وَاللَّهُ قَدِيرٌ وَاللَّهُ غَفُورٌ رَّحِيمٌ
٧ لَّا يَنْهَاكُمُ اللَّهُ عَنِ الَّذِينَ لَمْ يُقَاتِلُوكُمْ فِي الدِّينِ وَلَمْ يُخْرِجُوكُم
مِّن دِيَارِكُمْ أَن تَبَرُّوهُمْ وَتُقْسِطُوا إِلَيْهِمْ إِنَّ اللَّهَ يُحِبُّ الْمُقْسِطِينَ
٨ إِنَّمَا يَنْهَاكُمُ اللَّهُ عَنِ الَّذِينَ قَاتَلُوكُمْ فِي الدِّينِ وَأَخْرَجُوكُم مِّن
دِيَارِكُمْ وَظَاهَرُوا عَلَىٰ إِخْرَاجِكُمْ أَن تَوَلَّوْهُمْ وَمَن يَتَوَلَّهُمْ فَأُولَٰئِكَ
هُمُ الظَّالِمُونَ ٩ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا إِذَا جَاءَكُمُ الْمُؤْمِنَاتُ مُهَاجِرَاتٍ
فَامْتَحِنُوهُنَّ اللَّهُ أَعْلَمُ بِإِيمَانِهِنَّ فَإِنْ عَلِمْتُمُوهُنَّ مُؤْمِنَاتٍ فَلَا
تَرْجِعُوهُنَّ إِلَى الْكُفَّارِ لَا هُنَّ حِلٌّ لَّهُمْ وَلَا هُمْ يَحِلُّونَ لَهُنَّ وَآتُوهُم
مَّا أَنفَقُوا وَلَا جُنَاحَ عَلَيْكُمْ أَن تَنكِحُوهُنَّ إِذَا آتَيْتُمُوهُنَّ أُجُورَهُنَّ
وَلَا تُمْسِكُوا بِعِصَمِ الْكَوَافِرِ وَاسْأَلُوا مَا أَنفَقْتُمْ وَلْيَسْأَلُوا مَا أَنفَقُوا
ذَٰلِكُمْ حُكْمُ اللَّهِ يَحْكُمُ بَيْنَكُمْ وَاللَّهُ عَلِيمٌ حَكِيمٌ ١٠ وَإِن فَاتَكُمْ
شَيْءٌ مِّنْ أَزْوَاجِكُمْ إِلَى الْكُفَّارِ فَعَاقَبْتُمْ فَآتُوا الَّذِينَ ذَهَبَتْ
أَزْوَاجُهُم مِّثْلَ مَا أَنفَقُوا وَاتَّقُوا اللَّهَ الَّذِي أَنتُم بِهِ مُؤْمِنُونَ ١١

الحزب ٥٥



10 Эй мӯъминон! Вақте ки занони боимон аз сарзамини куфр ба сарзамини Ислом ҳиҷрат карда, наздатон биёянд, пас садоқаташонро дар боби имондорӣ бисанҷед. Аллоҳ (ч) аз имонашон Огоҳтар аст. Ҳеҷ асрори қалб аз Ӯ пӯшида намебошад. Пас агар баъди санҷиш бо он чи бароятон ошкор мегардад, имон доштанашонро донистед, пас онҳоро ба сӯи шавҳарони кофирашон барнагардонед. Барои занони боимон ақди никоҳ бастан бо мардони беимон ва барои мардони беимон ақди никоҳ бастан бо занони боимон ҳалол нест. Ва ба шавҳарони он занон маҳрҳои сарф намудаашонро бидиҳед. Ва бар шумо мӯъминон гуноҳе нест, ки чун маҳрҳои он занонро бидиҳед, баъди гузаштани иддаашон онҳоро ба ақди никоҳи хештан дароред. Ва занони кофири ғайри аҳли Китоб ё аз дин баргаштаро дар ақди никоҳатон нигоҳ надоред. Чунки никоҳи он зан бо шумо ба сабаби куфраш қатъ мегардед. Ва шумо аз мардони кофир маҳрҳои ба занони кофиршудаатон додаи худро талаб кунед ва мардони кофир низ маҳрҳои ба ҳамсарони имон овардаашон додаи худро талаб кунанд. Ин баргардонидани маҳрҳо аз сӯи шумо ва онҳо ҳукми Аллоҳ (ч) аст. Ӯ дар байнатон ҳар чи хоҳад, ҳукм мекунад. Ва Аллоҳ (ч) Донандаи амалҳову ҳолатҳои бандагон буда, дар аҳкомаш бағоят Боҳикмат аст.

11 Ва агар фаразан, баъзеи ҳамсаронатон аз дин баргашта, ба сӯи кофирон раванд ва шумо маҳри онҳоро аз кофирон талаб кунед, аммо кофирон маҳрашонро надиҳанд, пас шумо алайҳи кофирон ҷангида, аз онҳо ғанимат ба даст оред, пас ба шавҳарони занони муртадшудаи назди кофирон рафта аз он ғанимат мисли маҳри сарф намудаашонро бидиҳед. Ва аз уқубати Он Худое, ки шумо ба Ӯ имон доред, бо иҷро намудани амрҳояш ва дурӣ ҷустан аз наҳйҳояш битарсед.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дар бораи баргардонидани дилҳо аз адоват ба муҳаббат ва аз куфр ба имон ишора ба он аст, ки дилҳо таҳти тасарруфи Худо қарор доранд. Худо дилҳоро ба ҳар самте хоҳад, мегардонад ва бояд банда доим аз Худо устуворӣ дар имонро бихоҳад;

2.Тибқи оятҳои 8 ва 9 ҳукми кофирони ҷангҷӯй ва ғайри ҷангҷӯй фарқ дорад;

3.Издивоҷи марди мӯъмин бо зани беимони ғайри аҳли Китоб ва издивоҷи зани боимон бо марди кофир мутлақ ва абадӣ ҳаром аст.

يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّبِيُّ إِذَا جَآءَكَ ٱلۡمُؤۡمِنَٰتُ يُبَايِعۡنَكَ عَلَىٰٓ أَن لَّا يُشۡرِكۡنَ بِٱللَّهِ
شَيۡـٔٗا وَلَا يَسۡرِقۡنَ وَلَا يَزۡنِينَ وَلَا يَقۡتُلۡنَ أَوۡلَٰدَهُنَّ وَلَا يَأۡتِينَ
بِبُهۡتَٰنٖ يَفۡتَرِينَهُۥ بَيۡنَ أَيۡدِيهِنَّ وَأَرۡجُلِهِنَّ وَلَا يَعۡصِينَكَ فِي
مَعۡرُوفٖ فَبَايِعۡهُنَّ وَٱسۡتَغۡفِرۡ لَهُنَّ ٱللَّهَۚ إِنَّ ٱللَّهَ غَفُورٞ رَّحِيمٞ
١٢ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ لَا تَتَوَلَّوۡاْ قَوۡمًا غَضِبَ ٱللَّهُ عَلَيۡهِمۡ قَدۡ
يَئِسُواْ مِنَ ٱلۡأٓخِرَةِ كَمَا يَئِسَ ٱلۡكُفَّارُ مِنۡ أَصۡحَٰبِ ٱلۡقُبُورِ ١٣

ترتيبها ٦١ | سُورَةُ الصَّفِّ | آياتها ١٤

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

سَبَّحَ لِلَّهِ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِي ٱلۡأَرۡضِۖ وَهُوَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلۡحَكِيمُ
١ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ لِمَ تَقُولُونَ مَا لَا تَفۡعَلُونَ ٢
كَبُرَ مَقۡتًا عِندَ ٱللَّهِ أَن تَقُولُواْ مَا لَا تَفۡعَلُونَ ٣ إِنَّ
ٱللَّهَ يُحِبُّ ٱلَّذِينَ يُقَٰتِلُونَ فِي سَبِيلِهِۦ صَفّٗا كَأَنَّهُم
بُنۡيَٰنٞ مَّرۡصُوصٞ ٤ وَإِذۡ قَالَ مُوسَىٰ لِقَوۡمِهِۦ يَٰقَوۡمِ لِمَ
تُؤۡذُونَنِي وَقَد تَّعۡلَمُونَ أَنِّي رَسُولُ ٱللَّهِ إِلَيۡكُمۡۖ فَلَمَّا زَاغُوٓاْ
أَزَاغَ ٱللَّهُ قُلُوبَهُمۡۚ وَٱللَّهُ لَا يَهۡدِي ٱلۡقَوۡمَ ٱلۡفَٰسِقِينَ ٥



(12) Эй Паёмбар! Вақте ки занони боимон наздат омада /он гуна ки дар ҳодисаи Фатҳи Макка ин ҳолат пеш омад/ бо ту ба шарти он байат кунанд, ки ба Аллоҳ (ч) ҳеҷ чизеро шарик насозанд, балки танҳо Ӯро бипарастанд ва ба дуздӣ даст назананд ва аз зинокорӣ бипарҳезанд ва фарзандонашонро /он гуна ки дар замони ҷоҳилият ба хотири тарси фақр ё нанги ҷоҳилӣ чунин мекарданд/ накушанд ва фарзандони аз роҳи ҳаром ба дунё овардаашонро бо бӯҳтон ба шавҳаронашон нисбат надиҳанд ва туро дар кори писандида /ба мисли ҳангоми мусибат аз навҳагарӣ, мӯйканӣ ва рӯйканӣ наҳӣ намуданат/ нофармонӣ накунанд, пас бо онҳо байъат намо ва баъд аз он барои гуноҳонашон аз Аллоҳ (ч) омурзиш биталаб. Ҳамоно Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагони тавбакораш бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

Чун Худо дар оғози сура аз дӯстӣ варзидан бо душманони Худ ва мӯъминон ҳушдор дод, дар хотима низ таъкидан ҳамин мавзӯъро зикр карда гуфт:

(13) Эй мӯъминони пойбанди шариат! Бо қавме, ки Аллоҳ (ч) бар онҳо хашм гирифтааст, дӯстӣ макунед. Ин қавми ғазабшуда ба охират имон надоранд, балки онҳо он гуна ки аз баргаштани мурдагонашон ба наздашон ноумеданд /**чунки мункири растохезанд**/ ҳамин гуна аз охират ноумед мебошанд.

**СУРАИ "САФ"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ШАСТУ ЯКУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ЧОРДАҲ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Тарғиби мӯъминон ба ёрӣ додани Ислом ва ҷиҳод дар роҳи Худо.

**Тафсир:**

(1) Тамоми махлуқоти осмонҳо ва тамоми махлуқоти замин доим Аллоҳ (ч)-ро аз ҳама айбу нуқсон ба покӣ мехонанд. Ва Ӯ Зоти ҳамеша Ғолиби Ҳаким аст. Офаридани мавҷудот, аҳком ва тақдирот бар асоси ҳикматаш сурат мегирад.

(2) Эй мӯъминони пойбанди шариат! Чаро ба дигарон он кореро мегӯед, ки худ онро амалӣ намесозед, ва чаро амали нокардаатонро "**Кардаем**" мегӯед?! Чунончи баъзеатон "**Ман ба василаи шамшерам муқобили душман ҷангида, ба онҳо зарба задам**" мегӯяд, аммо дар ҳақиқат ин корро накардааст.[1]

(3) Назди Аллоҳ (ч) гуфтани чизе, ки худ онро намекунед, ниҳоят зишт аст. Бояд мӯъмин дар муносибат бо Аллоҳ (ч) босадоқат бошад. Амалаш бо гуфтораш мутобиқат кунад.

(4) Бегумон Аллоҳ (ч) он мӯъминонеро, ки барои хушнудиаш дар роҳаш паҳлӯ ба паҳлӯ сафзада меҷанганд, мисли он ки онҳо иморати ба ҳам пайванд ҳастанд, дӯст медорад.

Чун Парвардигор дар ояти қаблӣ муқобили душман ҷангиданро зикр кард ва мӯъминони дар роҳаш паҳлӯи ҳамдигар истодаро маҳд кард, дар оятҳои зерин бо мақсади барҳазар доштани мӯъминон аз мухолифат бо Паёмбар (с) қиссаи қавми Мӯсо ва Исоро оварда гуфт:

(5) Ва эй Паёмбар, он замонеро ёд кун, ки Мӯсо (а) ба қавмаш гуфт: "**Эй қавми ман! Чаро бо мухолифат кардани фармонам маро озор медиҳед, ҳол он ки медонед, ман дар ҳақиқат фиристодаи Аллоҳ (ч) ба сӯи шумо ҳастам?!**" Пас вақте онҳо аз роҳи рост каҷ шуданд, Аллоҳ (ч) қалбашонро аз роҳи рост ва устуворӣ дар он каҷ гардонд. Ва Аллоҳ (ч) ба қавми аз тоаташ хориҷшуда тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро намедиҳад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бо раҳбарон бар асоси фармонбардорӣ ва парҳезкорӣ паймон бастан амали шаръӣ аст;

2.Садоқат дар кирдор ва мутобиқати он бо гуфтор воҷиб аст;

3.Худо барои бандагон роҳи дурусту нодурустро баён сохтааст. Вақте банда роҳи каҷро пеш мегирад ва тавба намекунад, Худо ӯро бо бештар кунонидани залолаташ уқубат менамояд.

1. Маънои дуюми оятро, ки "**баъзеҳо кори нокардаашонро "кардаем" мегуфтанд**", Икрима аз Ибни Аббос (р) ривоят карда аст. Муаллифони китоб танҳо ҳамин маъноро овардаанд, аммо банда маънои якумро низ, ки набояд гуфтори мӯъмин бо амалаш мухолиф бошад, дар матн дарҷ намудам. Зеро он яке аз асоситарин маонии ояти карима аст. (**Мутарҷим**)



6 Ва эй Паёмбар, он замонеро ёд кун, ки Исои писари Марям (а) гуфт: “**Яқинан ман фиристодаи Аллоҳ (ч) ба сӯи шумоям, дар ҳоле Тавроти қабл аз худ нозилшударо тасдиқ мекунам ва ба биъсати паёмбари баъд аз ман меомада, ки номаш Аҳмад аст, башорат медиҳам.**” Пас чун Исои писари Марям (а) бо ҳуҷҷатҳои ростқавлиаш наздашон омад, гуфтанд: “**Азбаски ин ҷодуи ошкор аст, мо ҳеҷ гоҳ аз он пайравӣ намекунем.**”

7 Ва ҳеҷ кас аз он шахсе, ки дар ҳаққи Аллоҳ (ч) бо нисбат додани анбозу фарзанд дурӯғ мебофад, ҳол он ки Паёмбар (с) ӯро ба сӯи дини яктопарастии Ислом фаро мехонад, ситамкортар нест. Ва Аллоҳ (ч) ба бандагоне, ки бо ширку гуноҳ бар ҷонашон ситам мекунанд, тавфиқи ҳидоят ба роҳи дурустро намедиҳад.

8 Ин такзибгарон ба василаи суханони фосид ва бадном кардани ҳақ мехоҳанд Нури Аллоҳ (ч)-ро хомӯш созанд ва Аллоҳ (ч) Нурашро бо пирӯз гардонидани Ислом дар тамоми гӯшаю канори замин комил мегардонад, агарчи кофирон инро дӯст надоранд.

9 Ӯ Худоест, ки Паёмбараш Муҳаммад (с)-ро бо дини ҳидоятгари Ислом ва дини тарғибгар ба илми нофеъ ва амали солеҳ фиристод, то Исломро бар ҳама динҳо ғолиб созад ва агарчи мушрикон қудратманд гаштанашро дӯст надоранд.

10 Эй мӯъминони пойбанди шариат! Оё ман шуморо ба анҷоми тиҷорати судманд, ки аз азоби дардовар наҷотатон медиҳад, раҳнамоӣ кунам?!

11 Тиҷорати судманд он аст, ки ба Аллоҳу Расулаш имон биёред ва бо харҷи молҳоятон ва ҷонатон холисона дар роҳи Аллоҳ (ч) ҷиҳод кунед. Ин амал бароятон аз тамоми корҳоятон беҳтар аст. Агар беҳтар буданашро медонед, пас онро анҷом диҳед.

12 Агар шумо ин корҳоро амалӣ созед, Аллоҳ (ч) гуноҳонатонро мебахшад ва шуморо ба боғҳое, ки аз зери қасрҳо ва дарахтҳояш рӯдҳо ҷорӣ аст, дохил месозад ва низ шуморо ба қасрҳои дорои неъматҳои поку ҳаловатбахш дар боғҳои барои истиқомати абадӣ ворид месозад. Ин подош растагории бузург аст. Ҳеҷ растагорӣ ба он баробар нест.

13 Ва аз фоидаҳои тиҷорати ёдшуда неъмати дигарест, ки шумо дар ҳамин дунё ба он ноил гаштанро дӯст медоред. Он неъмат нусрати илоҳӣ алайҳи душманон, фатҳи қарибулвуқӯи Макка ва сарзаминҳои дигар аст. Ва эй Паёмбар, мӯъминонро башорат бидеҳ, ки дар ин дунё ғолиб мегарданд ва дар охират вориди ҷаннат мешаванд.

14 Эй мӯъминон! Чунончи ёрони махсуси Исои Масеҳ (а) ёварони дини Аллоҳ (ч) буданд, шумо низ ёварони дини Ӯ бошед. Замоне Исои писари Марям ба ёрони махсусаш гуфт: “**Чӣ касе бо тоату ибодат ва таблиғи рисолат дар рӯй овардан ба сӯи Аллоҳ (ч) ёварони ман аст?**”, онҳо дар ҷавоб гуфтанд: “**Мо ёварони дини Аллоҳ (ч) ҳастем.**” Пас як идда аз Бани Исроил ба вай имон оваранд ва як иддаи дигар кофир шуданд. Пас Мо мӯъминонашонро ба муқобили кофиронашон қувват бахшидем. Пас шахсони ба Исои Масеҳ (а) имон оварда алайҳи кофирон ғолиб гаштанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дар башорат додани динҳои қаблӣ оиди дини Паёмбари Худо (с) далели сидқи рисолати эшон аст;

2.Қудрат бахшидан ба Ислом қонуни устувори илоҳӣ аст;

3.Имон ва ҷиҳод аз сабабҳои духули ҷаннат аст;

4.Гоҳо Парвардигор ҷазои мӯъминонро дар дунё медиҳад ва гоҳо онро барои охират ба таъхир мегузорад, аммо зоеъ намешавад.



**СУРАИ “ҶУМУЪА”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ШАСТУ ДУЮМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ**
**ДОРОИ ЁЗДАҲ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Баён намудани инъоми Худо ба ин уммат дар бартарӣ бахшидани эшон бар дигар умматҳо ва ба воситаи Паёмбар (с) баъд аз залолат ба роҳи рост ҳидоят кардани онҳо. Зимнан дастур доданашон ба итоати Паёмбар (с) ва барҳазар доштан аз монандӣ ба яҳуд дар тарки иҷрои дастуроти илоҳӣ.

**Тафсир:**

(1) Ҳамаи мавҷудоти осмонҳо ва ҳамаи мавҷудоти замин пайваста Аллоҳи **Ҳукмфармои Муқаддаси Ғолиби Мағлубнашавандаи** дар офариниш, аҳком ва таъйини тақдир **Ҳаким**ро аз тамоми айбу нуқсон ба покӣ ёд мекунанд.

(2) Ӯ Он Зотест, ки дар байни арабҳои аз хондану навиштан нодон Паёмбареро аз навъи худашон барангехт, ки бароешон оятҳои Худоро тиловат мекунад ва онҳоро аз куфру ахлоқи бад пок мегардонад ва ба онҳо Қуръон ва Суннатро таълим медиҳад. Ва яқинан ин мардум қабл аз биъсати Муҳаммад (с) дар гумроҳии ошкор қарор доштанд. Эшон пеш аз омадани Ислом бут мепарастиданд, хуни якдигарро мерехтанд ва бо хешовандон қатъи робита менамуданд.

(3) Ва Худо Паёмбарашро инчунин барои ҳидояти қавмҳои дигари араб ва тамоми миллатҳои рӯи замин, ки ҳанӯз ба дунё наомада, ба арабҳои мавҷуд напайвастаанд ва дар оянда меоянд, фиристодааст. Ва Худо ҳамеша **Ғолибу** дар офариниш, аҳком ва таъйини тақдир ниҳоят **Ҳаким** аст.

(4) Ин биъсати Паёмбар (с) ба сӯи арабҳо ва ҳамаи миллатҳои дунё фазли Худо аст, онро ба ҳар ки хоҳад, медиҳад. Ва Худо Дорои лутфи бузург аст. Яке аз нишонаҳои лутфаш фиристодани Паёмбари уммати Ислом ба сӯи ҷумлагӣ миллатҳои рӯи замин аст.

(5) Сифати яҳудиҳое, ки ба амалӣ гардонидани дастуроти Таврот вазифадор гаштанд, сипас онро иҷро накарданд ва масъулияташонро канор гузоштанд, монанди сифати хар аст, ки китобҳои калонҳаҷмро мебардорад, аммо чӣ будани онро намедонад?! Сифати қавми яҳуд, ки оятҳои Аллоҳ (ҷ)-ро дурӯғ шумурданд, ниҳоят зишт аст. Ва Аллоҳ (ҷ) ба қавми золим тавфиқи ҳидоят ба роҳи ҳақро намедиҳад.

(6) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Эй касоне, ки бар яҳудият баъд аз тағйир ёфтани он боқӣ мондаед, агар мепиндоред, ки ягона шумо, на дигар мардум дӯстони Аллоҳ (ҷ) ҳастед, пас орзӯи марг кунед, то ҳар чи зудтар ба самараи дӯстии хеш бирасед, агар дар даъвоятон вобаста ба он ки гӯё дӯстони Парвардигоред, содиқ бошед.**”

(7) Ва яҳудиҳо ба сабаби он чи аз куфру маъсияту зулм ва таҳрифи Таврот содир намудаанд, ҳаргиз маргро орзӯ намекунанд, балки орзӯи дар дунё абадӣ зистанро доранд. Ва Аллоҳ (ҷ) **Донандаи** золимон аст. Ҳеҷ амали онҳо аз Ӯ пӯшида намемонад ва дар бадали ҳар як кирдору гуфторашон ҷазои сазовор мегиранд.

(8) Эй Паёмбар, ба ин яҳудиҳо бигӯ: “**Ҳамоно марге, ки шумо аз он пайваста мегурезед, дер ё зуд ба шумо мерасад**.[1] **Сипас ба сӯи Аллоҳи Донандаи ниҳон ва ошкор баргардонда мешавед, пас шуморо аз он чи анҷом медиҳед, огоҳ месозад ва ба ҷазои босазои худ мерасед.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳаққи Паёмбар (с) бар тамоми башарият, хусусан бар арабҳо ниҳоят зиёд аст. Зеро онҳо қабл аз биъсати он кас дар ҷоҳилият ва ҳолати нобудӣ ба сар мебурданд;

2.Ҳидоят фазли илоҳӣ аст. Он танҳо аз Аллоҳ (ҷ) хоста шуда ва бо тоату ибодат ҳосил мегардад;

3.Парвардигор бо даъвати яҳуд ба орзӯи марг дурӯғгӯии онҳоро дар даъвояшон, ки гӯё дӯстони Парвардигоранд, исбот намуд. Чунки дӯст ҳамеша муштоқи дидори дӯст аст, аммо яҳудиҳо аз марг меҳаросанд.

1. Дар тарҷумаи калимаи “**ملاقي**” аз тафсири Имом Байзовӣ (р), ки онро ба маънои “**لاحق**” тафсир карда аст, кор гирифтаам. (**Мутарҷим**)

(9) Эй мӯъминони пойбанди аҳкоми шариат! Вақте ки муаззин дар рӯзи ҷумуъа[1] баъд аз баромадани хатиб ба минбар барои намоз фарёд мекунад, пас ба хотири ширкат дар хутба ва намоз ба ҷониби масҷид бишитобед ва доду ситадро тарк кунед, то шуморо аз тоати Аллоҳ (ҷ) машғул насозад. Ин шитофтан ба сӯи масҷид ва тарки тиҷорат барои шумо мӯъминон аз саргармӣ ба корҳои дигар беҳтар аст. Агар беҳтар буданашро медонед, пас амри Аллоҳ (ҷ)-ро ба ҷо оред.
(10) Пас вақте ки намози ҷумуъаро ба ҷо овардед, пас барои касби ҳалол дар замин пароканда шавед ва бо роҳи ҳалол аз фазли Аллоҳ (ҷ) ҷустуҷӯ намоед ва ҳангоми талаби рӯзӣ Аллоҳ (ҷ)-ро зиёд ёд кунед, ба умеди он ки бо расидан ба биҳишт ва наҷот аз дӯзах растагор гардед.
(11) Ва эй Паёмбар, чун як иддаи мӯъминон тиҷорат ё саргармиеро мушоҳида карданд, пароканда гашта, ба сӯи он берун рафтанд ва туро дар ҳолати бар рӯи минбар рост истоданат раҳо сохтанд. Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: "**Подоши назди Аллоҳ (ҷ) аз саргармӣ ва тиҷорате, ки барои он пароканда шуда, берун рафтед, беҳтар аст. Ва Аллоҳ (ҷ) Беҳтарини рӯзидиҳандагон аст.**"




**СУРАИ "МУНОФИҚУН"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ШАСТУ СЕЮМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ЁЗДАҲ ОЯТ**

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Ошкорсозии чеҳраи воқеии мунофиқон ва сифатҳояшон, инчунин баёни мавзеъгирии онҳо дар баробари Ислом ва аҳли он, то мӯъминон аз макри аҳли нифоқ ва ба онҳо монанд гаштан худдорӣ кунанд.

### Тафсир:

(1) Эй Паёмбар! Вақте[2] мунофиқон дар маҷлисат ҳозир шаванд, бо забон мегӯянд: "**Мо гувоҳӣ медиҳем, ки ту Фиристодаи Худоӣ.**" Ва Худо Худ медонад, ки ту Фиристодаи Ӯ ҳастӣ ва Худо гувоҳӣ медиҳад, ки мунофиқон дар даъвояшон вобаста ба он ки шаҳодаташон самимӣ аст, дурӯғгӯй мебошанд.
(2) Онҳо савгандҳои дурӯғашонро, ки гӯё имон доранд, чун сипар сохта, худро аз кушташавӣ ва асорат муҳофизат мекунанд. Дар натиҷа, мардумро бо нашри шак ва фитнакорӣ аз роҳи Худо бармегардонанд. Яқинан он чи онҳо аз нифоқ ва савгандҳои бардурӯғ анҷом медиҳанд, ниҳоят зишт аст.
(3) Ин ба он сабаб аст, ки онҳо мунофиқона имон оварданд, аммо он ба қалбашон нарасид, сипас ба Худо пинҳонӣ кофир гаштанд. Пас Худо ба иллати куфр бар қалбҳояшон мӯҳр ниҳод ва имон ба он роҳ намеёбад. Ба ҳамин сабаб, мунофиқон фоидаи худро дарк намекунанд.
(4) Ва эй бинанда, вақте мунофиқонро мебинӣ, ҷисм ва шаклашон туро ба шигифт меорад, зеро осори маишат дар симояшон намоён аст ва агар сухан бигӯянд, ба гуфторашон гӯш меандозӣ, чунки бо санъати банланд сухан мегӯянд. Мунофиқон дар маҷлиси ту Паёмбар монанди онанд, ки гӯё чӯбҳои такядодашуда бошанд, ҳеҷ чизеро намефаҳманд. Аз тарсӯӣ ҳар садои сахтро зидди худ мепиндоранд. Онҳо душманони ҳақиқӣ ҳастанд. Пас, эй Паёмбар, аз онҳо барҳазар бош, то асроратро ошкор накунанд ва муқобилат макр насозанд. Худо лаънаташон кунад, ки чӣ гуна аз имон бо вуҷуди рӯшании далелҳои он бармегарданд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Рӯзи ҷумъа баъди садои муаззин ҳамаи корҳо ҳаром ва ширкат дар намоз фарз аст, магар дар сурати мавҷудияти узри мақбул;
2.Ихтисос додани сурае дар Қуръон ба номи мунофиқон ишора ба хатарнокии ин тоифа аст;
3.Ботин эътибор дорад, на зоҳири зебо ва гуфтори ширин.

1. Ибораи "من يوم الجمعة" баёни зарфи замони "إذا" аст. (**Мутарҷим**)
2. Зарфи замони "إذا" аз лиҳози қоидаи наҳви арабӣ ба феъли "قالوا" пайванд аст. (**Мутарҷим**)

وإذا قيل لهم تعالوا يستغفر لكم رسول الله لووا رءوسهم
ورأيتهم يصدون وهم مستكبرون ٥ سواء عليهم
أستغفرت لهم أم لم تستغفر لهم لن يغفر الله لهم
إن الله لا يهدي القوم الفاسقين ٦ هم الذين يقولون
لا تنفقوا على من عند رسول الله حتى ينفضوا ولله
خزائن السماوات والأرض ولكن المنافقين لا يفقهون
٧ يقولون لئن رجعنا إلى المدينة ليخرجن الأعز
منها الأذل ولله العزة ولرسوله وللمؤمنين ولكن
المنافقين لا يعلمون ٨ يا أيها الذين آمنوا لا تلهكم
أموالكم ولا أولادكم عن ذكر الله ومن يفعل
ذلك فأولئك هم الخاسرون ٩ وأنفقوا من ما رزقناكم
من قبل أن يأتي أحدكم الموت فيقول رب لولا أخرتني
إلى أجل قريب فأصدق وأكن من الصالحين ١٠ ولن
يؤخر الله نفسا إذا جاء أجلها والله خبير بما تعملون ١١

ترتيبها ٦٤ — سورة التغابن — آياتها ١٨



(5) Ва чун ба мунофиқон “**Назди Расули Аллоҳ омада, аз амалҳои худ узр бихоҳед, то аз Аллоҳ барои гуноҳонатон омурзиш хоҳад**” гуфта шавад, бо масхара сари хешро метаконанд ва онҳоро мебинӣ, ки аз иҷрои ин фармон рӯй мегардонанд ва онҳо аз пазируфтани ҳақиқат ва тобеъ гаштан ба он кибр меварзанд.
(6) Эй Паёмбар! Барои мунофиқон омурзиш хостанат ва омурзиш нахостанат яксон аст. Аллоҳ (ч) ҳаргиз гуноҳони онҳоро намеомурзад. Яқинан Аллоҳ (ч) ба қавме, ки аз тоаташ хориҷ мешаванд ва пайваста ба гуноҳ даст мезананд, тавфиқи ҳидоят ба роҳи ҳақро намедиҳад.
(7) Мунофиқон касонеанд, ки мегӯянд: “**Молатонро бар фақирон ва бодиянишинони атрофи Мадина, ки дар назди Паёмбари Худо ҳастанд, харҷ накунед, то аз атрофаш пароканда бишаванд.**” Ва хазинаҳои осмонҳо ва замин танҳо аз Худо аст. Аз он ба ҳар ки хоҳад, рӯзӣ медиҳад. Валекин мунофиқон ин ҳақиқатро намефаҳманд.
(8) Раҳбари мунофиқон, Абдуллоҳ ибни Убай мегӯяд: “**Савганд ёд мекунам, ки агар ба Мадина баргардем**, **ҳатман нафарони қавии иззатманд /ман ва қавмам/ нафарони хору беиззат /Муҳаммад ва асҳобаш/-ро** аз Мадина берун месозад. Ва иззату қудрат фақат аз они Аллоҳ (ч) ва Паёмбараш ва мӯъминон аст. Абдуллоҳ ибни Убай ва пайравонаш соҳиби иззату қудрат нестанд. Валекин мунофиқон инро намедонанд.

Чун Худо дар оятҳои гузашта сифати бухли мунофиқонро овард, дар ояти зерин мӯъминонро аз ин хислат барҳазар дошта, онҳоро ба сарфи амволи хеш дар роҳи Худ фармон дода гуфт:
(9) Эй мӯъминони боамал! Амволатон ва фарзандонатон шуморо аз хондани намоз ва дигар фарзҳои динӣ саргарм насозанд. Ва ҳар ки саргарми молҳо ва фарзандонаш гашта, фарзҳоро /ба мисли намоз ва ғайри он/ тарк месозад, пас бегумон онҳо зиёнкорони ҳақиқӣ ҳастанд. Зеро рӯзи қиёмат ба ҷонашон ва хонадонашон зиён мерасонанд.
(10) Ва аз баъзеи молҳое, ки Аллоҳ (ч) онро ба шумо рӯзӣ додааст, харҷ кунед, қабл аз он ки ба якеи шумо аломатҳои марг биёяд, пас он рӯз бигӯяд: “**Эй Парвардигорам, чаро марги маро то як муддати андак ба таъхир нагузоштӣ, то аз молам дар роҳат садақа кунам ва аз зумраи бандагони шоистакор бошам.**”
(11) Ва ҳаргиз Аллоҳ (ч) марги касеро чун мӯҳлаташ фаро расад ва умраш хотима ёбад, ба таъхир намегузорад. Ва Аллоҳ (ч) аз корҳое, ки мекунед, **Бохабар** аст. Ҳеҷ коратон аз Ӯ пӯшида нест ва дар бадали ҳар як гуфтору кирдор ҷазои лоиқ мегиред.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Напазируфтани насиҳат ва кибр варзидан аз он сифати аҳли нифоқ аст;
2. Муҳосараи иқтисодӣ яке аз василаҳои душманони дин алайҳи мусалмонон аст;
3. Агар молу фарзанд соҳибашро аз ибодат саргарм созад, балои ҷони шахс мегардад.

**СУРАИ “ТАҒОБУН”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ШАСТУ ЧОРУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ҲАЖДАҲ ОЯТ**



بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

يُسَبِّحُ لِلَّهِ مَا فِي السَّمَاوَاتِ وَمَا فِي الْأَرْضِ ۖ لَهُ الْمُلْكُ وَلَهُ الْحَمْدُ ۖ
وَهُوَ عَلَىٰ كُلِّ شَيْءٍ قَدِيرٌ ﴿١﴾ هُوَ الَّذِي خَلَقَكُمْ فَمِنكُمْ كَافِرٌ وَمِنكُم
مُّؤْمِنٌ ۚ وَاللَّهُ بِمَا تَعْمَلُونَ بَصِيرٌ ﴿٢﴾ خَلَقَ السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضَ
بِالْحَقِّ وَصَوَّرَكُمْ فَأَحْسَنَ صُوَرَكُمْ ۖ وَإِلَيْهِ الْمَصِيرُ ﴿٣﴾ يَعْلَمُ
مَا فِي السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضِ وَيَعْلَمُ مَا تُسِرُّونَ وَمَا تُعْلِنُونَ ۚ وَاللَّهُ
عَلِيمٌ بِذَاتِ الصُّدُورِ ﴿٤﴾ أَلَمْ يَأْتِكُمْ نَبَأُ الَّذِينَ كَفَرُوا مِن قَبْلُ
فَذَاقُوا وَبَالَ أَمْرِهِمْ وَلَهُمْ عَذَابٌ أَلِيمٌ ﴿٥﴾ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُ كَانَت تَّأْتِيهِمْ
رُسُلُهُم بِالْبَيِّنَاتِ فَقَالُوا أَبَشَرٌ يَهْدُونَنَا فَكَفَرُوا وَتَوَلَّوا ۚ وَّاسْتَغْنَى
اللَّهُ ۚ وَاللَّهُ غَنِيٌّ حَمِيدٌ ﴿٦﴾ زَعَمَ الَّذِينَ كَفَرُوا أَن لَّن يُبْعَثُوا ۚ قُلْ بَلَىٰ
وَرَبِّي لَتُبْعَثُنَّ ثُمَّ لَتُنَبَّؤُنَّ بِمَا عَمِلْتُمْ ۚ وَذَٰلِكَ عَلَى اللَّهِ يَسِيرٌ ﴿٧﴾
فَآمِنُوا بِاللَّهِ وَرَسُولِهِ وَالنُّورِ الَّذِي أَنزَلْنَا ۚ وَاللَّهُ بِمَا تَعْمَلُونَ خَبِيرٌ
﴿٨﴾ يَوْمَ يَجْمَعُكُمْ لِيَوْمِ الْجَمْعِ ۖ ذَٰلِكَ يَوْمُ التَّغَابُنِ ۗ وَمَن يُؤْمِن بِاللَّهِ
وَيَعْمَلْ صَالِحًا يُكَفِّرْ عَنْهُ سَيِّئَاتِهِ وَيُدْخِلْهُ جَنَّاتٍ تَجْرِي مِن
تَحْتِهَا الْأَنْهَارُ خَالِدِينَ فِيهَا أَبَدًا ۚ ذَٰلِكَ الْفَوْزُ الْعَظِيمُ ﴿٩﴾



**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Ба хотири барҳазар доштани дигарон аз куфр ва кофирон, зикри ошкоршавии фиреб хӯрдани кофирон ва зиёнашон дар рӯзи охират.

**Тафсир:**

1 Ҳамаи мавҷудоти осмонҳо ва ҳамаи мавҷудоти замин пайваста Аллоҳ (ч)-ро аз тамоми айбу нуқсон ба покӣ ёд мекунанд. Подшоҳии мутлақ танҳо аз они Ӯст ва ситоиш хос ва лоиқи Ӯст. Ва Ӯ бар ҳама чиз Тавоно аст. Ҳеҷ чиз Ӯро оҷиз намесозад.

2 Ӯ Он Худоест, ки шумо мардумро офаридааст. Пас аз шумо баъзеатон кофир гашта, вориди дӯзах мешавад ва аз шумо баъзеатон мӯъмин гашта, дар боғҳои абадӣ ҷо мегирад. Ва он чи мекунед, Аллоҳ (ч) ба он **Бино** аст.

3 Худо осмонҳо ва заминро бо ҳикмати азими шомили фоидаҳои дунё ва охират офарид ва шуморо сурат дод, пас суратҳоятонро аз рӯи лутфаш зебо гардонд. Агар Худо мехост, сурататонро зишт месохт. Ва рӯзи қиёмат бозгашт танҳо ба сӯи Ӯст. Он рӯз ба шумо ҷазои сазовор медиҳад.

4 Худо он чиро дар осмонҳо ва он чиро дар замин аст, медонад ва низ аз аъмолатон он чиро ошкор ва он чиро пинҳон месозед, медонад. Ва Аллоҳ (ч) Донандаи хайру шарри дар синаҳоятон нуҳуфта аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида намебошад.

5 Эй мушрикон! Оё ба шумо хабари кофирони қаблан гузашта ба мисли қавми Нӯҳ, Од, Самуд ва дигарон наомадааст?! Пас онҳо дар дунё фарҷоми бади куфри хешро чашиданд ва барояшон дар охират азоби дарднок аст?! Оре, ин хабар ба шумо расид ва дар ин бора огоҳӣ доред. Модом ки аз қиссаи онҳо огоҳед, пас аз он ибрат гиред ва пеш аз нузули азоб ба сӯи Худо тавба кунед.

6 Сабаби уқубати онҳо дар он буд, ки пайваста паёмбаронашон бо далелҳои равшан наздашон меомаданд, пас онҳо имкони паёмбар гаштани одамиро рад карда мегуфтанд: “**Оё одамиён моро ба роҳи ҳақ раҳнамоӣ менамоянд?!**” Пас онҳо кофир шуданд ва аз имон рӯй гардонданд. Ин амалашон ба Худо зиён намерасонад. Ва Худо аз имон ва ибодаташон бениёз аст. Зеро ибодаташон ба Худо суд намебахшад. Ва Худо Зоти Бениёзу дар гуфтору кирдораш Сутуда аст.

7 Кофирон даъво доранд, ки Худо онҳоро баъди маргашон зинда намесозад. Эй Паёмбар! Ба мункирони растохез бигӯ: “**Оре, савганд ба Парвардигорам, ки рӯзи қиёмат ҳатман зинда карда мешавед, сипас аз амалҳои дар дунё кардаатон огоҳ сохта мешавед. Ва ин зинда гардониданатон бар Худо ниҳоят осон аст. Ӯ бори нахуст шуморо ба вуҷуд овард ва тавони онро дорад, ки барои бозпурсӣ ва ҷазо дубора зиндаатон созад.**”

8 Пас эй мардум, ба Худову Паёмбараш ва Қуръоне, ки Мо онро ба Муҳаммад (с) фуруд овардаем, имон оред. Ва Худо аз он чи анҷом медиҳед, Бохабар аст. Амалҳоятон аз Ӯ пӯшида нест ва дар бадали ҳар кор ҷазои арзандаи худро мегиред.

9 Эй Паёмбар, рӯзеро ёд кун, ки Худо шуморо барои рӯзи қиёмат ҷамъ меорад, то подоши корҳоятонро бидиҳад. Он рӯзи ошкоршавии хасорат ва зиёни кофирон аст. Зеро мӯъминон дар охират манзилҳои аҳли дӯзахро дар ҷаннат мерос мебаранд ва кофирон манзилҳои аҳли ҷаннатро дар дӯзах мерос мебаранд. Ва ҳар ки ба Худо имон меорад ва амали шоиста мекунад, гуноҳонашро маҳв месозад ва ӯро ба бӯстонҳое медарорад, ки аз зери қасрҳову дарахтонаш рӯдҳо ҷорист , биҳиштиён дар биҳишт ҷовидон мемонанд. Онҳо аз биҳишт берун намешаванд ва неъматҳояш гусаста намегардад. Ин комёбии бузургест, ки ҳеҷ комёбӣ баробари он нест.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Тақсим гаштани мардум ба гурӯҳи некбахтон ва бадбахтон аз тақдири муқаррарсохтаи Худо аст;

2.Яке аз василаҳое, ки дар анҷоми кори нек шахсро ёрӣ медиҳад, ба ёд овардани зиёни мардум дар қиёмат аст.

وَٱلَّذِينَ كَفَرُواْ وَكَذَّبُواْ بِـَٔايَٰتِنَآ أُوْلَٰٓئِكَ أَصۡحَٰبُ ٱلنَّارِ
خَٰلِدِينَ فِيهَاۖ وَبِئۡسَ ٱلۡمَصِيرُ ١٠ مَآ أَصَابَ مِن مُّصِيبَةٍ
إِلَّا بِإِذۡنِ ٱللَّهِۗ وَمَن يُؤۡمِنۢ بِٱللَّهِ يَهۡدِ قَلۡبَهُۥۚ وَٱللَّهُ بِكُلِّ
شَيۡءٍ عَلِيمٞ ١١ وَأَطِيعُواْ ٱللَّهَ وَأَطِيعُواْ ٱلرَّسُولَۚ فَإِن
تَوَلَّيۡتُمۡ فَإِنَّمَا عَلَىٰ رَسُولِنَا ٱلۡبَلَٰغُ ٱلۡمُبِينُ ١٢ ٱللَّهُ لَآ إِلَٰهَ
إِلَّا هُوَۚ وَعَلَى ٱللَّهِ فَلۡيَتَوَكَّلِ ٱلۡمُؤۡمِنُونَ ١٣ يَٰٓأَيُّهَا
ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓاْ إِنَّ مِنۡ أَزۡوَٰجِكُمۡ وَأَوۡلَٰدِكُمۡ عَدُوّٗا
لَّكُمۡ فَٱحۡذَرُوهُمۡۚ وَإِن تَعۡفُواْ وَتَصۡفَحُواْ وَتَغۡفِرُواْ
فَإِنَّ ٱللَّهَ غَفُورٞ رَّحِيمٌ ١٤ إِنَّمَآ أَمۡوَٰلُكُمۡ وَأَوۡلَٰدُكُمۡ
فِتۡنَةٞۚ وَٱللَّهُ عِندَهُۥٓ أَجۡرٌ عَظِيمٞ ١٥ فَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ مَا ٱسۡتَطَعۡتُمۡ
وَٱسۡمَعُواْ وَأَطِيعُواْ وَأَنفِقُواْ خَيۡرٗا لِّأَنفُسِكُمۡۗ وَمَن يُوقَ
شُحَّ نَفۡسِهِۦ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلۡمُفۡلِحُونَ ١٦ إِن تُقۡرِضُواْ
ٱللَّهَ قَرۡضًا حَسَنٗا يُضَٰعِفۡهُ لَكُمۡ وَيَغۡفِرۡ لَكُمۡۚ وَٱللَّهُ شَكُورٌ
حَلِيمٌ ١٧ عَٰلِمُ ٱلۡغَيۡبِ وَٱلشَّهَٰدَةِ ٱلۡعَزِيزُ ٱلۡحَكِيمُ ١٨

ترتيبها ٦٥ سُورَةُ الطَّلَاقِ آياتها ١٢



10 Ва он касоне, ки кофир мешаванд ва оятҳои бар Паёмбарамон нозилкардаи Моро дурӯғ мешуморанд, онҳо ҳамдамони оташи дӯзах буда, дар онҷо абадӣ мемонанд ва ҷои бозгашташон ниҳоят зишт аст.

11 Ба ҳеҷ касе дар ҷону молу фарзандаш мусибате ҷуз бо қазо ва қадари илоҳӣ намерасад. Ва ҳар ки ба Парвардигор ва қазову қадараш имон меорад, қалбашро барои таслим гаштан дар баробари аҳком ва ризомандӣ ба тақдир раҳнамоӣ мекунад. Ва Аллоҳ (ҷ) аз ҳамаи чиз ба пуррагӣ Огоҳ аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида нест.

12 Ва аз Аллоҳ (ҷ) итоат кунед ва аз Паёмбараш итоат кунед. Пас агар аз пайғоми овардаи Паёмбар (с) рӯй гардонед, гуноҳи он ба шумо бармегардад, зеро масъулияти вай танҳо аз таблиғи равшани чизҳое иборат аст, ки ба таблиғаш фармон шудааст. Паёмбар (с) масъулияти хешро ба таври зарурӣ иҷро кардааст.

13 Аллоҳ (ҷ) ягона Маъбуди лоиқи ибодат аст, ҷуз Ӯ ҳеҷ кас ва ҳеҷ чиз лоиқи ибодат нест. Ва мӯъминон бояд дар тамоми корашон танҳо ба Аллоҳ (ҷ) таваккул кунанд.

14 Эй мӯъминони пойбанди аҳкоми шариат! Ба дурустӣ, баъзеи ҳамсаронатон ва фарзандонатон бароятон душманананд. Зеро шуморо аз зикри Худо ва мубориза дар роҳи ҳақ машғул месозанд ва аз ин роҳ монеъ мешаванд. Пас аз онҳо боэҳтиёт бошед, ки шуморо аз ибодат боз надоранд. Ва агар аз лағжишҳои занону фарзандонатон даргузаред ва аз он рӯ гардонед ва онҳоро бубахшед, пас яқинан Худо Бахшандаи Меҳрубон аст. Гуноҳонатонро мебахшад ва шуморо мавриди раҳмаш қарор медиҳад. Чунки ҷазо аз навъи амал аст.

15 Бешак, амволатон ва фарзандонатон бароятон василаи санҷиш ҳастанд. Баъзан шуморо ба касби рӯзии ҳаром ва тарки ибодат водор месозанд. Ва Аллоҳ (ҷ) наздаш подоши азими ҷаннат аст. Ҳар ки тоати Ӯро аз тоати фарзандон ва саргармии амволаш пеш мегузорад, соҳиби ҷаннати абадӣ мегардад.

16 Пас аз азоби Аллоҳ (ҷ) он қадар, ки тавон доред, парҳез намоед ва ба он чи Аллоҳу Паёмбараш мегӯянд, гӯш фаро диҳед ва аз он итоат кунед ва ба хотири фоидаи худ амволи бароятон бахшидаи Аллоҳро дар роҳҳои нек харҷ созед. Ва Аллоҳ (ҷ) ҳар киро аз ҳирси омехта бо бухли нафсаш нигоҳ дорад, пас онҳо растагорони ҳақиқӣ ҳастанд. Ба ҷаннат ноил мешаванд ва аз ҷаҳаннам раҳоӣ меёбанд.

17 Агар шумо бо харҷи молатон дар роҳи хайр ба Аллоҳ (ҷ) қарзи нек диҳед, онро бароятон дучанд мегардонад, дар ивази як некӣ аз даҳ то ҳафсад ва аз он бештар подош медиҳад ва гуноҳонатонро мебахшад. Ва Аллоҳ (ҷ) бағоят Шукргузори Бурдбор аст. Дар бадали амали андак подоши фаровон медиҳад ва дар бадали гуноҳ зуд уқубат намекунад.

18 Ӯ Донандаи пинҳон ва ошкор, ҳамеша Ғолиби дар офариниш, аҳком ва таъйини тақдирот бағоят Боҳикмат аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Вазифаи паёмбарон аз таблиғи аҳком ба мардум иборат буда, ҳидоят дар ихтиёри Парвардигор аст;
2.Имон ба тақдир боиси оромиш ва раҳнамоии қалб мегардад;
3.Масъулиятҳои бандагӣ мутобиқи тавони бандагон аст;
4.Худо ба садақадиҳанда подоши дучанд медиҳад.

**СУРАИ “ТАЛОҚ”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ШАСТУ ПАНҶУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ДУВОЗДАҲ ОЯТ**



**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бузург нишон додани қазияи талоқ ва зикри ҳудуди он. Инчунин баёни фарҷоми парҳезкорӣ ва поймолсозии марзҳои гузоштаи Худо.

**Тафсир:**

1 Эй Паёмбар! Вақте ту ё касе аз умматонат қасди талоқ додани ҳамсаратонро мекунед, пас онҳоро дар оғози иддаашон талоқ диҳед, ба ин сурат, ки талоқ дар ҳолати покии зан аз одати моҳона ва бидуни ҳамхобагӣ сурат гирад ва ҳисоби иддаро нигоҳ доред, то агар дубора зиндагиро барқарор намудан хоҳед, онҳоро қабл аз гузаштани се идда баргардонед ва бо иҷрои фармонҳо ва дурӣ ҷустан аз ҳаромҳо аз азоби Аллоҳи Парвардигоратон бипарҳезед. Ҳамсарони талоқшудаатонро то вақти гузаштани иддашон аз хонаҳое, ки дар он сукунат мекарданд, берун макунед ва худашон низ аз он хонаҳо набояд берун шаванд, ҷуз он ки кори фаҳши ошкоре ба мисли зино содир кунанд. Ва ин марзҳои гузоштаи Аллоҳ (ҷ) барои бандагон аст. Ва ҳар ки марзҳои Аллоҳ (ҷ)-ро поймол мегардонад, пас бегумон бар худ ситам намудааст. Зеро бо исёни амри Худо ҷонашро ба хатар гузоштааст. Эй талоқдиҳанда! Ту намедонӣ, ки шояд Аллоҳ (ҷ) баъд аз ин рухдод дар қалбат нисбат ба ҳамсарат рағбатро пайдо месозад ва аз нав зиндагии муштаракатонро барқарор мегардонед.

2 Пас чун ҳамсарони талоқшудаатон ба сипарӣ шудани муддати иддаашон наздик шаванд, пас онҳоро бо майли хеш ва муошарати нек баргардонед, ё бо адои ҳуқуқашон ба сурати лоиқ аз онҳо ҷудо шавед, то иддаашон гузарад ва зимоми корашонро ба даст гиранд. Ва вақти баргардонидан ё аз онҳо ҷудошавӣ, ба мақсади пешгирӣ аз рух додани ҷангу ҷидол, аз байнатон ду нафари одилро шоҳид қарор диҳед. Ва эй шоҳидон, шаҳодатро холис барои Аллоҳ (ҷ) иҷро намоед. Бо аҳкоми мазкур касе панд дода мешавад, ки ба Аллоҳ (ҷ) ва рӯзи охират имон дорад. Зеро маҳз ҳамин бандагон аз панд ва ёдоварӣ суд мебаранд. Ва ҳар ки бо иҷрои фармонҳо ва худдорӣ аз ҳаромҳо аз уқубати Аллоҳ (ҷ) парҳез менамояд, Аллоҳ (ҷ) барояш аз ҳар сахтӣ роҳи берун омаданро падид меорад.

3 Ва ӯро аз ҷое ризқ медиҳад, ки дар гӯшаи хотираш намегузашт ва аз онҷо омадани ризқро намепиндошт. Ва ҳар ки дар корҳояш бар Аллоҳ (ҷ) таваккул кунад, пас Ӯ барояш басанда аст. Ҳамоно Аллоҳ (ҷ) хостаашро ба иҷро расонда, дар ҳеҷ кор нотавонӣ намекашад. Бегумон Аллоҳ (ҷ) барои ҳар чиз андозае қарор додааст. Душворӣ ва фарохӣ фарҷоми худро дорад ва ҳеҷ кадоми он доимӣ нест.

4 Ва ҳамсаронеатон, ки ба сабаби пирӣ аз ҳайз ноумед гаштаанд, агар дар тарзи шумурдани иддаашон шубҳа кунед, пас иддаи онҳо се моҳ аст ва заноне, ки ба сабаби хурдсолӣ ҳайз намебинанд, пас иддаи онҳо низ се моҳ аст. Ва поёни иддаи занони ҳомила аз талоқ ё вафоти шавҳар вазъи ҳамлашон аст. Ва ҳар ки аз уқубати Аллоҳ (ҷ) бо иҷрои амрҳо ва дурӣ ҷустан аз наҳйҳо парҳез мекунад, Аллоҳ (ҷ) корҳояшро осон месозад.

5 Эй аҳли имон! Ин аҳкоми мазкур ҳукми Аллоҳ (ҷ) буда, онро ба сӯятон фуруд овардааст, то мутобиқаш амал кунед. Ва ҳар ки аз азоби Аллоҳ (ҷ) бо иҷрои амрҳо ва худдорӣ аз наҳйҳо парҳез мекунад, Аллоҳ (ҷ) гуноҳонашро аз вай маҳв мегардонад ва дар охират барояш аҷри бузурги духули ҷаннатро медиҳад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Хитоб ба Паёмбар (с), хитоб ба тамоми уммат маҳсуб мешавад, магар ҳангоми мавҷудияти далели тахсисдиҳанда;

2.Бо маскан ва нафақа таъмин кардани зане, ки аз ҷониби шавҳар талоқи раҷъӣ шудааст, фарз мебошад;

3.Ба хотири пешгирӣ аз вуқӯи ҷангу ҷидол шоҳид гирифтани ду марди мусалмони одил мустаҳаб аст;

4.Парҳезкорӣ амали бузург ва дорои фоидаҳои зиёд аст.

أَسۡكِنُوهُنَّ مِنۡ حَيۡثُ سَكَنتُم مِّن وُجۡدِكُمۡ وَلَا تُضَآرُّوهُنَّ لِتُضَيِّقُواْ
عَلَيۡهِنَّۚ وَإِن كُنَّ أُوْلَٰتِ حَمۡلٖ فَأَنفِقُواْ عَلَيۡهِنَّ حَتَّىٰ يَضَعۡنَ حَمۡلَهُنَّۚ فَإِنۡ
أَرۡضَعۡنَ لَكُمۡ فَـَٔاتُوهُنَّ أُجُورَهُنَّ وَأۡتَمِرُواْ بَيۡنَكُم بِمَعۡرُوفٖۖ وَإِن
تَعَاسَرۡتُمۡ فَسَتُرۡضِعُ لَهُۥٓ أُخۡرَىٰ ٦ لِيُنفِقۡ ذُو سَعَةٖ مِّن سَعَتِهِۦۖ وَمَن
قُدِرَ عَلَيۡهِ رِزۡقُهُۥ فَلۡيُنفِقۡ مِمَّآ ءَاتَىٰهُ ٱللَّهُۚ لَا يُكَلِّفُ ٱللَّهُ نَفۡسًا إِلَّا
مَآ ءَاتَىٰهَاۚ سَيَجۡعَلُ ٱللَّهُ بَعۡدَ عُسۡرٖ يُسۡرٗا ٧ وَكَأَيِّن مِّن قَرۡيَةٍ عَتَتۡ
عَنۡ أَمۡرِ رَبِّهَا وَرُسُلِهِۦ فَحَاسَبۡنَٰهَا حِسَابٗا شَدِيدٗا وَعَذَّبۡنَٰهَا عَذَابٗا
نُّكۡرٗا ٨ فَذَاقَتۡ وَبَالَ أَمۡرِهَا وَكَانَ عَٰقِبَةُ أَمۡرِهَا خُسۡرًا ٩ أَعَدَّ ٱللَّهُ
لَهُمۡ عَذَابٗا شَدِيدٗاۖ فَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ يَٰٓأُوْلِي ٱلۡأَلۡبَٰبِ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْۚ قَدۡ أَنزَلَ
ٱللَّهُ إِلَيۡكُمۡ ذِكۡرٗا ١٠ رَّسُولٗا يَتۡلُواْ عَلَيۡكُمۡ ءَايَٰتِ ٱللَّهِ مُبَيِّنَٰتٖ لِّيُخۡرِجَ
ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ مِنَ ٱلظُّلُمَٰتِ إِلَى ٱلنُّورِۚ وَمَن يُؤۡمِنۢ
بِٱللَّهِ وَيَعۡمَلۡ صَٰلِحٗا يُدۡخِلۡهُ جَنَّٰتٖ تَجۡرِي مِن تَحۡتِهَا ٱلۡأَنۡهَٰرُ خَٰلِدِينَ
فِيهَآ أَبَدٗاۖ قَدۡ أَحۡسَنَ ٱللَّهُ لَهُۥ رِزۡقًا ١١ ٱللَّهُ ٱلَّذِي خَلَقَ سَبۡعَ سَمَٰوَٰتٖ
وَمِنَ ٱلۡأَرۡضِ مِثۡلَهُنَّۖ يَتَنَزَّلُ ٱلۡأَمۡرُ بَيۡنَهُنَّ لِتَعۡلَمُوٓاْ أَنَّ ٱللَّهَ عَلَىٰ
كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٞ وَأَنَّ ٱللَّهَ قَدۡ أَحَاطَ بِكُلِّ شَيۡءٍ عِلۡمَۢا ١٢



Чун Худованд дар оятҳои қаблӣ ҳукми талоқ ва дубора барқарор сохтани зиндагиро баён намуд, дар оятҳои зерин ҳукми бо нафақа ва манзил таъмин кунонидани занро оварда гуфт:

(6) Эй шавҳарон! Ҳамсарони дар идда қарордоштаатонро дар онҷо, ки худ сукунат мекунед, ба қадри тавонатон сокин созед. Худо шуморо аз тавонатон бештар мукаллаф намесозад. Ва бо мақсади ба ҳамсарони хеш тангӣ овардан бар онҳо дар нафақа, ҷойи зист ва ғайри он зарар нарасонед. Ва агар бордор бошанд, пас бар онҳо то вақти вазъи ҳамлашон нафақа диҳед. Пас агар онҳо фарзандонатонро баъди ҷудоӣ барои шумо шир диҳанд, пас муздашонро диҳед. Ва дар бораи музди шир додан байни ҳамдигар ба таври писандида машварат кунед. Ва агар шавҳар аз пардохтани музди мехостаи ҳамсараш бухл варзад ва ҳамсар низ бахилӣ намуда, ҷуз ба миқдори хостааш розӣ нашавад, пас падар зани ширдиҳандаи дигареро иҷора гирад, то фарзандашро шир диҳад.

(7) Бояд ҳар марди тавонгар бар зани талоқшуда ва фарзандаш аз дороиаш нафақа кунад ва ҳар ки ризқаш танг гардонида шудааст, пас аз он чи Аллоҳ (ч) ба вай додааст, ба андозаи қудраташ нафақа кунад. Аллоҳ (ч) касеро ҷуз ба қадри он чи ба ӯ додааст, мукаллаф намесозад. Аллоҳ (ч) бандагонро аз андозаи ато намудааш ва аз тавонашон берун мукаллаф намегардонад. Ҳатман Аллоҳ (ч) баъди душворию тангдастӣ фарохию тавонгариро падид меорад.

Вақте ки Худо дар оятҳои боло якчанд фармони Худро овард, дар оятҳои зерин аз нофармонӣ барҳазар дошта, оқибати бади онро баён сохта гуфт:

(8) Ва чӣ қадар зиёд ҳастанд аҳли деҳаҳое, ки аз анҷом додани амри Парвардигорашон ва паёмбарони Ӯ саркашӣ карданд, пас Мо онҳоро барои гуноҳонашон ҳисоби сахт намудем ва онҳоро дар дунё уқубати даҳшатнок додем. Дар охират низ ба уқубати сахт мубтало мешаванд.

(9) Пас оқибати гуноҳонашонро чашиданд ва саранҷоми корашон дар дунё ва охират хасорат гардид.

(10) Аллоҳ (ч) барояшон уқубати шадид омода намудааст. Пас эй хирадмандон, ки ба Худо ва Паёмбараш имон доред, аз уқубати Аллоҳ (ч) бо иҷрои фармонҳо ва дурӣ ҷустан аз ҳаромҳо бипарҳезед. Ҳамоно Аллоҳ (ч) ба сӯи шумо Қуръонро нозил намудааст. Ин Китоб оқибати бади гуноҳ ва фарҷоми неки ибодатро ба ёдатон меорад.

(11) Паёмбареро фиристод, ки ба шумо оятҳои возеҳи Аллоҳ (ч)-ро мехонад, то касонеро, ки имон меоранд ва корҳои шоиста мекунанд, аз торикиҳои залолат ба сӯи нури ҳидоят берун созад. Ва ҳар ки ба Аллоҳ (ч) имон меорад ва амали шоиста анҷом медиҳад, Аллоҳ (ч) ӯро ба бӯстонҳое медарорад, ки аз зери қасрҳо ва дарахтонаш рӯдҳо ҷорӣ аст, ҷаннатиён онҷо абадӣ мемонанд. Бешак, Аллоҳ (ч) ризқи ҷаннатиёнро нек мегардонад. Зеро соҳиби ҷаннати ҷовидон мешавад.

(12) Аллоҳ (ч) Он Зотест, ки ҳафт осмон ва монанди осмонҳо ҳафт заминро офарид. Пайғом ва қазову қадар дар бораи коинот ва шариат доим дар байни осмонҳо ва замин ҷорӣ мебошад,[1] то бидонед Аллоҳ (ч) ба ҳама чиз Қодир аст ва Аллоҳ (ч) аз рӯи илм ҳама чизро иҳота кардааст. Ҳеҷ чиз дар осмонҳо ва замин аз Аллоҳ (ч) пӯшида нест.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Вақте зани бордор талоқ мешавад, бар вай шир додани кӯдаки батнаш баъд аз таваллуд воҷиб нест;

2.Таклифоти шаръӣ дар доираи тавони бандагон аст;

3.Имон доштан ба қудрату илми паҳновари Парвардигор сабаби ризомандӣ ва оромиши қалб мегардад.

---

1. Дар тарҷумаи феъли "يتنزل" ба маънои **ҷорӣ будан** аз тафсири "**Мадорику-т-танзил ва Ҳақоиқу-т-таъвил**"-Имом Насафӣ (р) истифода шуда аст. (Мутарҷим)

## СУРАИ “ТАҲРИМ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ШАСТУ ШАШУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ДУВОЗДАҲ ОЯТ


الجزء الثامن والعشرون | سورة التحريم

سورة التحريم — ترتيبها ٦٦ — آياتها ١٢

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ
يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّبِيُّ لِمَ تُحَرِّمُ مَآ أَحَلَّ ٱللَّهُ لَكَۖ تَبۡتَغِي مَرۡضَاتَ أَزۡوَٰجِكَۚ وَٱللَّهُ
غَفُورٞ رَّحِيمٞ ١ قَدۡ فَرَضَ ٱللَّهُ لَكُمۡ تَحِلَّةَ أَيۡمَٰنِكُمۡۚ وَٱللَّهُ مَوۡلَىٰكُمۡۖ وَهُوَ
ٱلۡعَلِيمُ ٱلۡحَكِيمُ ٢ وَإِذۡ أَسَرَّ ٱلنَّبِيُّ إِلَىٰ بَعۡضِ أَزۡوَٰجِهِۦ حَدِيثٗا فَلَمَّا
نَبَّأَتۡ بِهِۦ وَأَظۡهَرَهُ ٱللَّهُ عَلَيۡهِ عَرَّفَ بَعۡضَهُۥ وَأَعۡرَضَ عَنۢ بَعۡضٖۖ فَلَمَّا
نَبَّأَهَا بِهِۦ قَالَتۡ مَنۡ أَنۢبَأَكَ هَٰذَاۖ قَالَ نَبَّأَنِيَ ٱلۡعَلِيمُ ٱلۡخَبِيرُ ٣ إِن
تَتُوبَآ إِلَى ٱللَّهِ فَقَدۡ صَغَتۡ قُلُوبُكُمَاۖ وَإِن تَظَٰهَرَا عَلَيۡهِ فَإِنَّ ٱللَّهَ
هُوَ مَوۡلَىٰهُ وَجِبۡرِيلُ وَصَٰلِحُ ٱلۡمُؤۡمِنِينَۖ وَٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ بَعۡدَ ذَٰلِكَ
ظَهِيرٌ ٤ عَسَىٰ رَبُّهُۥٓ إِن طَلَّقَكُنَّ أَن يُبۡدِلَهُۥٓ أَزۡوَٰجًا خَيۡرٗا مِّنكُنَّ
مُسۡلِمَٰتٖ مُّؤۡمِنَٰتٖ قَٰنِتَٰتٖ تَٰٓئِبَٰتٍ عَٰبِدَٰتٖ سَٰٓئِحَٰتٖ ثَيِّبَٰتٖ
وَأَبۡكَارٗا ٥ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ قُوٓاْ أَنفُسَكُمۡ وَأَهۡلِيكُمۡ نَارٗا
وَقُودُهَا ٱلنَّاسُ وَٱلۡحِجَارَةُ عَلَيۡهَا مَلَٰٓئِكَةٌ غِلَاظٞ شِدَادٞ
لَّا يَعۡصُونَ ٱللَّهَ مَآ أَمَرَهُمۡ وَيَفۡعَلُونَ مَا يُؤۡمَرُونَ ٦ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ
كَفَرُواْ لَا تَعۡتَذِرُواْ ٱلۡيَوۡمَۖ إِنَّمَا تُجۡزَوۡنَ مَا كُنتُمۡ تَعۡمَلُونَ ٧

٥٦٠

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Тарбияи хонадони Паёмбари Худо (с), то онҳо барои дигар оилаҳо ва ҷомеа намунаи ибрат бошанд.

**Тафсир:**

(1) Эй Паёмбар! Чаро чизеро /ба мисли баҳра бурдан аз канизат Мория/, ки онро Аллоҳ (ч) бароят мубоҳ гардонидааст, бар худ ҳаром мегардонӣ, дар ҳоле ки бо ин амалат хушнудии ҳамсаронатро мехоҳӣ, чунки онҳо аз алоқаи ту бо Мория рашк бурда, нороҳат шудаанд?! Ва Аллоҳ (ч) нисбат ба ту бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

(2) Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) бароятон ба воситаи каффора /агар аз кори савгандхӯрдаи хеш беҳтареро пайдо кунед ё онро шиканед/ роҳи кушодани савгандҳоятонро муқаррар намудааст. Ва Аллоҳ (ч) Ёвари шумост. Ва Ӯ Донандаи ҳолат ва манфиати бандагон буда, дар ҳукм ва тақдираш Боҳикмат аст.

(3) Ва эй бандаи хушманд, замонеро ёд кун, ки Паёмбар (с) ба яке аз ҳамсаронаш бо номи Ҳафса сухани хосеро пинҳонӣ гуфт. Аз ҷумла ба вай гуфт, ки минбаъд бо канизаш Мория наздикӣ намекунад. Пас, чун Ҳафса он суханро ба Оиша хабар дод ва Аллоҳ (ч) Паёмбарашро аз ошкоршавии асрораш огоҳ гардонд, Паёмбар (с) Ҳафсаро сарзаниш намуд ва ба вай баъзе аз суханони ба Оиша гуфтаашро зикр кард ва аз гуфтани баъзеи дигараш худро нигоҳ дошт. Пас вақте Паёмбар (с) ба Ҳафса ошкор сохтани асрорашро хабар дод, Ҳафса пурсид: “**Кӣ туро аз ин гуфтугӯи байни ману Оиша бохабар сохт?**” Паёмбар (с) гуфт: “**Маро Аллоҳи Донои кулли Огоҳ аз ҳама пӯшидаҳо хабар кард.**”

(4) Тавба кардани ҳардуи шумо Ҳафса ва Оиша лозим ва зарур аст. Зеро ҳамоно қалби шумо ба дӯстдории коре моил гашт, ки Паёмбари Худо онро намехост. Шумо дӯст доштед, ки Паёмбар (с) Морияро бар худ ҳаром созад, аммо вай ин корро дӯст намедошт. Ва агар муқобили Паёмбар (с) бо рашкҳои бемаврид ва ошкор сохтани розаш ҳамдастӣ кунед ва хатои хешро идома диҳед, пас Аллоҳ (ч) Корсозу Ёрирасони Паёмбараш аст ва Ҷибрил ва мӯъминони солеҳ дӯстон ва ёрирасонаш ҳастанд. Ва баъди мадади илоҳӣ фариштагон ёрирасонаш мебошанд.

(5) Агар Паёмбар (с) шуморо талоқ диҳад, яқинан Парвардигораш барояш дар бадали шумо ҳамсарони аз шумо беҳтари таслимшудагон, имоновардагон, итоаткунандагони амри Худову Паёмбар, тавбакорон, ибодаткунандагони Парвардигори хеш, рӯзадорон, шавҳардидагон ва дӯшизаҳоро медиҳад.

Аммо Паёмбар (с) ҳамсаронашонро талоқ надоданд.

(6) Эй мӯъминони пойбанди ҳукми шариат! Худ ва хонадонатонро аз оташи бузурге, ки оташангези он мардум ва сангҳоянд, нигоҳ доред. Барои нигаҳбонии он оташ фариштагоне муваззаф сохта шудаанд, ки дар муносибат бо дӯзахиён дуруштгуфтори сахтрафторанд.[1] Онҳо ҳеҷ гоҳ он чиро Худо фармонашон медиҳад, нофармонӣ намекунанд ва он чи аз сӯи Худо амр мегиранд, онро бе таъхир ва сустӣ ба ҷо меоранд.

(7) Рӯзи қиёмат ба кофирон гуфта мешавад: “**Эй кофирон! Имрӯз аз куфру маъсияти дар дунё содир кардаатон узр наоред. Ҳаргиз узрҳоятон қабул намегардад. Ҳамоно имрӯз ба шумо ҷазои он чи дар дунё аз куфру такзиби паёмбарон мекардед, дода мешавад.**“

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳангоми шикастани савганд додани каффора шаръан раво аст;
2.Ҷойгоҳи Паёмбар (с) дар назди Худо баланд аст. Худо аз он кас ҳимоят мекунад;
3.Яке аз рафторҳои неки Паёмбар (с) бо ҳамсаронашон он буд, ки барои ҳар як кӯтоҳӣ онҳоро сарзаниш намекарданд, балки ба хотири нигоҳ доштани алоқаи муҳаббат аз баъзеи хатоҳояшон чашм мепӯшиданд;
4.Мӯъмин масъули худ ва хонадонаш аст.

1. Азбаски муаллифон калимаи “غلاظ شـــــــداد”-ро бидуни тафсир боқӣ гузоштаанд, банда бо истифода аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) онро тарҷума кардам. (**Мутарҷим**)

يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ تُوبُوٓاْ إِلَى ٱللَّهِ تَوۡبَةٗ نَّصُوحًا عَسَىٰ رَبُّكُمۡ
أَن يُكَفِّرَ عَنكُمۡ سَيِّـَٔاتِكُمۡ وَيُدۡخِلَكُمۡ جَنَّٰتٖ تَجۡرِي
مِن تَحۡتِهَا ٱلۡأَنۡهَٰرُ يَوۡمَ لَا يُخۡزِي ٱللَّهُ ٱلنَّبِيَّ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ
مَعَهُۥۖ نُورُهُمۡ يَسۡعَىٰ بَيۡنَ أَيۡدِيهِمۡ وَبِأَيۡمَٰنِهِمۡ يَقُولُونَ رَبَّنَآ
أَتۡمِمۡ لَنَا نُورَنَا وَٱغۡفِرۡ لَنَآۖ إِنَّكَ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٞ ٨
يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّبِيُّ جَٰهِدِ ٱلۡكُفَّارَ وَٱلۡمُنَٰفِقِينَ وَٱغۡلُظۡ عَلَيۡهِمۡۚ
وَمَأۡوَىٰهُمۡ جَهَنَّمُۖ وَبِئۡسَ ٱلۡمَصِيرُ ٩ ضَرَبَ ٱللَّهُ مَثَلٗا
لِّلَّذِينَ كَفَرُواْ ٱمۡرَأَتَ نُوحٖ وَٱمۡرَأَتَ لُوطٖۖ كَانَتَا تَحۡتَ
عَبۡدَيۡنِ مِنۡ عِبَادِنَا صَٰلِحَيۡنِ فَخَانَتَاهُمَا فَلَمۡ يُغۡنِيَا عَنۡهُمَا
مِنَ ٱللَّهِ شَيۡـٔٗا وَقِيلَ ٱدۡخُلَا ٱلنَّارَ مَعَ ٱلدَّٰخِلِينَ ١٠
وَضَرَبَ ٱللَّهُ مَثَلٗا لِّلَّذِينَ ءَامَنُواْ ٱمۡرَأَتَ فِرۡعَوۡنَ إِذۡ
قَالَتۡ رَبِّ ٱبۡنِ لِي عِندَكَ بَيۡتٗا فِي ٱلۡجَنَّةِ وَنَجِّنِي مِن فِرۡعَوۡنَ
وَعَمَلِهِۦ وَنَجِّنِي مِنَ ٱلۡقَوۡمِ ٱلظَّٰلِمِينَ ١١ وَمَرۡيَمَ ٱبۡنَتَ
عِمۡرَٰنَ ٱلَّتِيٓ أَحۡصَنَتۡ فَرۡجَهَا فَنَفَخۡنَا فِيهِ مِن رُّوحِنَا
وَصَدَّقَتۡ بِكَلِمَٰتِ رَبِّهَا وَكُتُبِهِۦ وَكَانَتۡ مِنَ ٱلۡقَٰنِتِينَ ١٢



(8) Эй мӯъминони пойбанди шариат! Аз гуноҳони худ ба сӯи Худо тавбаи содиқона намоед. Умед меравад, ки Парвардигоратон аз шумо гуноҳонатонро маҳв созад ва рӯзи қиёмат шуморо ба бӯстонҳое дохил кунад, ки аз зери қасрҳо ва дарахтонаш рӯдҳо ҷорӣ мебошад. Духули ҷаннат дар рӯзе[1] сурат мегирад, ки Худо Паёмбараш Муҳаммад (с) ва касони бо вай имоновардаро бо даровардан ба дӯзах расво намесозад. Нурашон дар болои пули сирот пешопешашон ва аз самти росташон ҳаракат мекунад. Онҳо мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, бароямон нурамонро комил бисоз, то вориди ҷаннат шавем ва монанди мунофиқон набошем, ки нурашон дар болои пули сирот хомӯш мешавад ва гуноҳони моро биомурз. Ҳаққо, ки Ту бар ҳамаи чиз Тавоноӣ. Аз комил сохтани нурамон ва омурзидани гуноҳонамон оҷизӣ намекашӣ.**”

(9) Эй Паёмбар! Ба муқобили кофирон ба воситаи шамшер ва ба муқобили мунофиқон ба воситаи забону татбиқи ҳудуди шаръӣ ҷиҳод кун ва бар онҳо сахт бигир, то аз ту бим дошта бошанд ва рӯзи қиёмат ҷойгоҳашон дӯзах аст ва дӯзах ҷойи бозгашти ниҳоят бад аст.

(10) Аллоҳ (ҷ) барои кофирон оиди он ки алоқаашон бо мӯъминон барояшон суд намебахшад, ҳамсари Нӯҳ ва ҳамсари Лутро масал задааст. Онҳо ҳамсарони ду бандаи солеҳамон буданд. Пас бо баргаштан аз роҳи Худо ва кӯмак расонидан ба аҳли куфр дар ҳаққи шавҳаронашон хиёнат карданд. Пас он ду Паёмбар ба эътибори ҳамсарӣ аз онҳо аз азоби Худо чизеро бартараф насохтанд ва ҳангоми маргашон ба онҳо гуфта шуд: “**Ҳамроҳи кофирон ва фосиқони ба дӯзах воридшуда дохили дӯзах шавед.**”

(11) Ва Аллоҳ (ҷ) барои мӯъминон вобаста ба он ки алоқаашон бо кофирон /агар дар роҳи рост собитқадам бимонанд/ ба онҳо зараре намерасонад, саргузашти ҳамсари Фиръавнро масал задааст. Он гоҳ, ки вай гуфт: “**Эй Парвардигорам, бароям наздат дар ҷаннат хонае бисоз ва маро аз салтанати Фиръавн ва корҳои бадаш раҳоӣ бахш ва маро аз қавме, ки бо пайравии Фиръавн бар худ зулм кардаанд, раҳоӣ бахш.**”

(12) Ва Аллоҳ (ҷ) барои мӯъминон қиссаи Марям бинти Имронро, ки фарҷашро аз зино нигоҳ дошт, масал задааст. Пас Ӯ Ҷибрилро амр кард, ки дар гиребони пероҳанаш аз рӯҳи мутааллиқ ба Худо бидамад ва Марям бо қудрати илоҳӣ бидуни шавҳар ҳомила гашт ва дастуроти Парвардигораш ва китобҳои ба Паёмбарон фуруд овардаашро тасдиқ кард ва Марям аз фармонбардорони Аллоҳ (ҷ) буд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Тавбаи содиқона сабаби некиҳои зиёд мегардад;

2.Дар якҷо ҷамъ омадани ҷиҳоди илму ҳуҷҷат ва ҷиҳоди шамшер аҳамиятнокии ҳар ду навъи муборизаро нишон дода, далели он аст, ки он ду аз якдигар бениёз нестанд;

3.Агар рӯзи қиёмат байни тарафҳо бо дин ҷудоӣ андохта шавад, қаробати хешовандӣ ва ғайри он ба ҳеҷ кас суд намебахшад;

4.Покдоманӣ ва дурӣ ҷустан аз мавридҳои гирифторӣ ба тӯҳмат аз сифатҳои занони боимони солеҳа аст.

1. Зарфи замони “يوم” аз лиҳози наҳви арабӣ ба феъли қаблан гузаштаи “يدخلكم” тааллуқ дорад. (**Мутарҷим**)